*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

К. МАРКС

# МУЗДИ КОР, НАРХ ВА ФОИДА[1]

ДУШАНБЕ
НАШРИЁТИ «ИРФОН»
1985

ББК 11.26+65.011.5
З К 13+33.041




**Маркс Карл**

М 21 Музди кор, нарх ва фоида. Душанбе, «Ирфон», 1985.

72 саҳ.

Ин асар матни маърӯзаи К. Маркс мебошад, ки дар ҷавоби баромади аъзои Совети Генералӣ Ҷон Уэстон тайёр карда шуда буд. Уэстон даъво мекард, ки мубориза пролетариат барои зиёд кардани музди кор бефоида ва иттифоқҳои касаба зарарнокаид. Маркс беасос ва хато будани ин ақидаро ошкор намуда, бисьёр фикрҳоеро, ки баъдтар дар асари худ «Капитал» инкишоф дод, ба таври мухтасар ва оммафаҳм баён кардааст.

**Маркс Карл**

Заработная плата, цена и прибыль — М.: Политиздат, 1983.

М $\frac{10204-166}{М\ 501(13)-85}$ —85

ББК 11.26+65.011.5
З К 13+33.041



## ҚАЙДҲОИ ПЕШАКӢ

Гражданинҳо!

Ба ман рухсат диҳед, пеш аз гузаштан ба асли моҳияти масъала, якчанд қайди пешакӣ карда гузарам.

Ҳозир дар континент эпидемияи ҳақиқии корпартоиҳо ҳукмфармост ва талаби зиёдкунии музди кор талаби умум гардидааст. Ин масъала дар конгрессамон муҳокима карда хоҳад шуд [2]. Шумо, ки сардорони Иттиҳодияи Байналхалқӣ ҳастед, бояд оид ба ин масъалаи муҳимтарин ақидаҳои қатъӣ дошта бошед. Бинобар ин ман, агарчи тоқати шуморо тоқ карданам эҳтимол дошта бошад ҳам, дурустакак санҷидани масъаларо вазифаи худ мешуморам.

Дуюмин қайди пешакиро ман бояд дар хусуси гражданин Уэстон карда гузарам. Ӯ ба гумони он ки ба нафъи синфи коргар амал мекарда бошад, ақидаҳои (чунон ки ба худи ӯ маълум аст) ба синфи коргар ниҳоятдараҷа номақбулро на фақат дар пеши шумо баён намуд, балки ошкоро ҳимоя ҳам мекард. Ба ин гуна зуҳуроти мардонагии маънавӣ ҳар кадоми мо бояд бо эҳтироми бузург муносибат кунем. Ман умедворам, ки, сарфи назар аз оҳанги тунди маърӯзаи ман, баъд аз тамом шудани он гражданин Уэстон хоҳад дид, ки ман ба он фикре ки, ба назарам, асоси тезисҳои ӯ шудааст, розӣ мебошам, агарчанде ки ин тезисҳоро дар шакли ҳозираашон ман аз ҷиҳати назариявӣ ғалат ва аз ҷиҳати амалӣ хатарнок ҳисоб мекунам.

Акнун бевосита ба масъалае, ки моро ба марок овардааст, мегузарам.

### 1. Истеҳсолот ва музди кор

Дар ҳақиқати ҳол, далеловарии гражданин Уэстон ба ду даъвои зерин такья мекунад:

1) *массаи маҳсулоти миллӣ як чизи тағьирнаёбанда*

аст, миқдори *доимӣ* ё ки, бо забони математик гӯем, бузургии *доимӣ* мебошад;

2) *суммаи музди кори реалӣ*, яъне суммаи музди коре, ки бо миқдори молҳое чен карда мешавад, ки онҳоро ба ин музди кор харидан мумкин аст, суммаи *тағьирнаёбанда*, бузургии *доимӣ* мебошад.

Даъвои якуми ӯ тамоман ғалат аст. Шумо медонед, ки арзиш ва массаи маҳсулот сол ба сол зиёд мешаванд, қувваи истеҳсолкунандаи меҳнати миллӣ меафзояд, миқдори пули барои дар муомила гаштани ин маҳсулоти рӯзафзун зарурӣ бошад, муттасилан тағьир меёбад. Он чизе, ки барои тамоми сол ва барои солҳои гуногун дар сурати бо якдигар муқоиса намудани онҳо дуруст аст, он чиз барои ҳар як рӯзи алоҳидаи ҳамон сол ҳам дуруст аст. Масса, ё бузургии маҳсулоти миллӣ муттасилан тағьир меёбад. Ин бузургии *доимӣ* не, балки бузургии *тағьирьёбанда* аст, ва,— агар ҳатто тағьирьёбии шумораи аҳолиро як сӯ гузорем ҳам,— ин бузургӣ ба сабаби тағьирьёбиҳои муттасиле, ки дар *ғункунии капитал* ва дар *қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат* ба амал меоянд, бояд бузургии тағьирьёбанда бошад. Тамоман дуруст аст, ки агар рӯзе аз рӯзҳо *баландшавии дараҷаи умумии музди кор* рӯй медод, дар он сурат ин баландшавӣ *ба худии худ*, оқибатҳои минбаъдаи он ҳар чи хел ҳам бошанд, тағьирьёбии массаи маҳсулотро *бевосита* ба вуҷуд намеоварад. Вай дар вақтҳои аввал дар асоси вазъияти мавҷуда ба амал меомад. Вале агар маҳсулоти миллӣ, *пеш аз* зиёдшавии музди кор, бузургии *доимӣ* не, балки бузургии *тағьирьёбанда* бошад, пас вай *баъд аз* ин зиёдшавӣ ҳам бузургии доимӣ не, балки бузургии тағьирьёбанда мешавад.

Бо ин ҳама, фарз кунем, ки массаи маҳсулоти миллӣ бузургии *тағьирьёбанда* не, балки бузургии *доимӣ* мебошад. Ҳатто дар ин маврид ҳам он чизе, ки дӯстамон Уэстон хулосаи мантиқӣ ҳисоб мекунад, фақат даъвои беасосе шуда мондан мегирифт. Агар ба мо як адади муайян, фаразан 8, дода шуда бошад, пас ҳадҳои *мутлақи* ин адад ба тағьир ёфтани ҳадҳои *нисбии* қисмҳои он халал намерасонанд. Агар фоида ба 6 ва музди кор ба 2 баробар бошад, пас музди кор то ба 6 афзуда, фоида бошад, то ба 2 кам шуда метавонад, бо вуҷуди ин суммаи умумӣ ба 8 баробар шуда мондан мегирад. Бинобар ин тағьирнаёбандагии массаи маҳсулот ба ҳеҷ ваҷҳ далели он шуда наметавонад, ки суммаи музди кор ҳам тағьир наёфта мемонда бошад. Пас, дар ин маврид дӯстамон Уэстон тағьирнаёбандагии суммаи музди корро чӣ гуна исбот менамояд? Ӯ инро фақат даъво мекунаду бас.



Аммо агар ҳатто ба даъвои ӯ розӣ шавем ҳам, дар он сурат ин даъво бояд барои ду ҷиҳат ҳам дуруст бошад, ва ҳол он ки гражданин Уэстон онро фақат дар як ҷиҳат амал мекунонад. Агар суммаи музди кор бузургии доимӣ бошад, пас онро на зиёд кардан мумкин аст ва на кам кардан. Пас, агар коргарон барои муваққатан зиёд кардани музди кор талош намуда, бо ин бехирадона рафтор мекарда бошанд, он гоҳ капиталистон ҳам барои муваққатан кам кардани музди кор талош намуда, ба ҳамон дараҷа бехирадона рафтор мекунанд. Дӯстамон Уэстон инкор намекунад, ки коргарон дар вазъияти муайян капиталистонро ба зиёд кардани музди кор маҷбур карда *метавонанд;* аммо, азбаски суммаи музди кор ба назари ӯ бузургии табиатан доимӣ менамояд, ба ин сабаб баъд аз зиёдкунии он, ба фикри ӯ, бояд акси амал ба вуҷуд ояд. Аз тарафи дигар, ӯ инро ҳам медонад, ки капиталистон музди корро бо зӯрӣ кам карда *метавонанд* ва дар ҳақиқат доимо ба кардани ин кор саъю кӯшиш менамоянд. Мувофиқи принципи доимияти музди кор, дар ин маврид ҳам, чун дар мавриди пешина, бояд акси амал ба ҳамон андоза ба вуҷуд ояд. Пас, коргарон ба кӯшишҳои кам кардани музди кор ё ки дар ҳақиқат кам карда шудани музди кор муқобилат нишон дода, дуруст рафтор мекунанд. Аз ин мебарояд, ки коргарон дар вақти барои *зиёдкунии музди кор* талош намуданашон ҳам дуруст рафтор мекунанд, зеро ҳар гуна *муқобилат* ба камкунии музди кор *амали* ба зиёдкунии он нигаронидашуда мебошад. Ба ҳамин тариқ, мувофиқи принципи *доимияти музди кор,* ки ин принципро худи гражданин Уэстон пеш гузоштааст, коргарон дар вазъияти муайян бояд муттаҳид гарданд ва барои зиёдкунии музди кор мубориза баранд.

Агар гражданин Уэстон ин хулосаро рад мекарда бошад, ӯ бояд аз он даъвое ҳам, ки боиси ба миён омадани ин хулоса мешавад, даст кашад. Дар ин маврид ӯ бояд на дар бораи *бузургии доимӣ* будани суммаи музди кор, балки дар бораи он гап занад, ки агарчи суммаи музди кор наметавонад ва набояд *зиёд шавад*, аммо ҳар боре ки капитал ба кам кардани он азм намояд, метавонад ва бояд *кам шавад*. Агар капиталист ба шумо ба ҷои гӯшт —

картошка, ба ҷои гандум — овёс хӯронданро муносиб бинад, шумо бояд иродаи ӯро қонуни иқтисоди сиёсӣ гуфта қабул кунед ва ба он итоат намоед. Агар дараҷаи музди кор дар як мамлакат назар ба мамлакати дигар баландтар бошад, масалан, дар Штатҳои Муттаҳида назар ба Англия баландтар бошад, дар он сурат шумо бояд ба ин тафовути байни дараҷаҳои музди кор тафовути байни хоҳиши капиталистони америкоӣ ва капиталистони англисро сабаб нишон диҳед,— ин чунон як методест, ки таққиқи на фақат ҳодисаҳои иқтисодӣ, балки ҳар гуна ҳодисаҳои дигарро ҳам, албатта, ниҳоятдараҷа осон мекард.

Аммо ҳатто дар ҳамин маврид ҳам мо метавонистем чунин саволе диҳем: *чаро* хоҳиши капиталисти америкоӣ аз хоҳиши капиталисти англис фарқ дорад? Барои ба ин савол ҷавоб додан ба мо лозим меомад, ки аз соҳаи *хоҳишҳо* берун бароем. Поп метавонад гӯяд, ки гӯё худо дар Франция як чизро, дар Англия чизи дигарро мехостааст. Агар ман аз ӯ фаҳмонидани сабаби дуxела будани ин хоҳишҳоро талаб кунам, мумкин аст, ки ӯ аз додани чунин ҷавобе ҳам шарм накунад, ки ба худо писанд омадааст дар Франция як хоҳиш дошта бошад, дар Англия хоҳиши дигар. Аммо дӯстамон Уэстон ин гуна далеловариеро, ки ҳар гуна муҳокимарониии оқилонаро тамоман инкор менамояд, албатта, кор намефармудагист.

Албатта, капиталист *мехоҳад то* мумкин аст бисьёртар бигирад. Вале вазифаи мо на аз он иборат аст, ки дар бораи *хоҳишҳои* ӯ муҳокима ронем, балки аз он иборат аст, ки *қуввай* ӯро, *ҳадҳои ин қувваро* ва *характери ин ҳадҳоро* тадқиқ намоем.

## 2. Истеҳсолот, музди кор, фоида

Фикрҳои маърӯзае, ки гражданин Уэстон ба мо хонда дод, дар пӯсти як чормағз ғунҷида метавонистанд.

Ҳамаи муҳокимарониҳои ӯ аз нуктаи зерин иборат буданд: агар синфи коргар синфи капиталистонро маҷбур кунад, ки ба синфи коргар дар шакли музди кори пулӣ ба ҷои 4 шиллинг 5 шиллинг диҳад, дар он сурат капиталист ба коргарон дар шакли мол ба ҷои арзиши 5-шиллингӣ арзиши 4-шиллингиро гашта хоҳад дод. Дар ин маврид синфи коргар маҷбур мешуд он чизеро, ки пеш аз зиёдшавии музди кор ба 4 шиллинг мехарид, акнун 5 шиллинг дода харида гирад. Аммо барои чӣ бояд ҳамин хел шавад? Барои чӣ капиталист ба ивази 5 шиллинг фақат арзиши 4-шиллингиро медиҳад? Барои он ки суммаи музди кор суммаи қатъиян муқарраршуда мебошад. Аммо барои чӣ ин сумма бо молҳои дорои арзиши 4-шиллингӣ муайян карда шудааст? Барои чӣ бо молҳои дорои арзиши 3 ва 2-шиллингӣ ва ё бо ягон суммаи дигаре муайян карда нашудааст? Агар ҳадҳои суммаи музди кор бо ягон қонуни иқтисодии на ба иродаи капиталист, на ба иродаи коргар вобастанабудае муқаррар карда шуда бошанд, дар он сурат ба гражданин Уэстон лозим буд, ки пеш аз ҳама ин қонунро баён намояд ва онро исбот кунад. Сонӣ, ӯ мебоист исбот мекард, ки суммаи музди коре, ки дар ҳар як муддати муайян ҳақиқатан дода шудааст, ҳамеша ба суммаи зарурии музди кор айнан мувофиқ меояд ва ҳеҷ гоҳ аз он берун намебарояд. Аз тарафи дигар, агар ҳадҳои муайяни суммаи музди кор фақат ба *як худи иродаи* капиталист ва ё ба ҳадҳои ҳарисии ӯ вобаста бошанд, дар он сурат ин ҳадҳо ҳадҳои ихтиёрӣ мебошанд, дар онҳо ҳеҷ чизи зарурӣ мавҷуд нест, онҳо бо иродаи капиталист тағьир дода шуда метавонанд ва, аз ҳамин рӯ, *бар хилофи* иродаи ӯ ҳам тағьир дода шуда метавонанд.

Гражданин Уэстон барои тасвири назарияи худ чунин мисоле овардааст: агар дар лаганча барои адади муайяни одамон миқдори муайяни шӯрбо кашида шуда бошад, аз калонтар кардани ҳаҷми қошуқҳо ин миқдори шӯрбо зиёд намешавад. Бояд гуфт, ки ин мисол басе фаҷ * мебошад. Ин мисол як суханеро, ки Менений Агриппа қиёскунон гуфта буд, як қадар ба хотири ман овард. Ҳангоме ки плебейҳои Рим ба муқобили патрицийҳои Рим корпартоӣ карданд, патриций Агриппа ба онҳо гуфт, ки шиками патрицийҳо ба узвҳои бадани давлат — плебейҳо ғизо медиҳад. Аммо ба Агриппа муяссар нашуд исбот кунад, ки бо пур кардани шиками як кас ғизо гирифтани узвҳои каси дигар мумкин бошад. Гражданин Уэстон, дар навбати худ, ҳаминро фаромӯш кардааст, ки дар лаганчае, ки коргарон аз вай хӯрок мехӯранд, тамоми маҳсулоти меҳнати миллӣ ҳаст ва барои аз ин лаганча бисьёртар хӯрок гирифтани онҳо на ҳаҷми хурди лаганча ва на камии

* Калимабозӣ: «spoon» — «қошуқ», «соддадил»; «spoony» — «аблаҳ», «фаҷ». *Ред.*

хӯроки дар он будагӣ, балки фақат хурд будани қошуқҳои онҳо халал мерасонад.

Капиталист ба воситаи чӣ гуна найранг имконият пайдо мекунад, ки ба ҷои 5 шиллинг арзиши 4-шиллингиро диҳад? Ба воситаи зиёд кардани нархи моли мефурӯхтагиаш. Вале оё зиёд кардани нархҳо ё, умумитар карда гӯем, тағьир додани нархҳои молҳо, оё худи нархҳои молҳо фақат ба як худи иродаи капиталист вобаста аст? Ё ки, баръакс, барои ба амал гузаронидани ин ирода шароити муайяне зарур аст? Агар ин хел шароит даркор набошад, дар он сурат зиёдшавӣ ва камшавии нархҳои бозор, тағьирьёбии муттасили онҳо як муаммои ҳалнашавандае шуда мемонад.

Модоме ки мо, на дар қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат, на дар миқдори капитал ва меҳнати истеъмолшаванда, на дар арзиши пул, ки ба воситаи он ба арзишҳои маҳсулот баҳо дода мешавад, ҳеҷ як тағьироте ба амал наомадааст, балки *фақат дар дараҷаи музди кор тағьирот* ба амал омадааст, гуфта гумон мекунем, пас чӣ тавр ин *зиёдшавии музди кор* ба *нархҳои молҳо* таъсир расонида метавонад? Зиёдшавии музди кор фақат ба он сабаб ба нархҳои молҳо таъсир мерасонад, ки вай ба таносуби воқеии байни талаби ба ин молҳо буда ва таклифи онҳо таъсир карда меистад.

Тамоман дуруст аст, ки синфи коргар, умуман гирем, даромади худро ба *зарууртарин чизҳои зиндагӣ* сарф мекунад ва маҷбур аст сарф кунад. Бинобар ин баландшавии умумии дараҷаи музди кор ба афзудани талаб ба *заруртарин чизҳои зиндагӣ* ва, аз ин рӯ, ба зиёд шудани *нархҳои бозории* онҳо сабаб мешавад. Капиталистоне, ки ин чизҳоро истеҳсол менамоянд, қусури зиёдшавии музди кори медодагиашонро аз зиёд кардани нархҳои бозории молҳояшон мебароранд. Аммо вазъияти капиталистони дигаре, ки заруртарин чизҳои зиндагӣ истеҳсол *на*мекунанд, чӣ хел мешавад? Ин хел капиталистон бисьёр нестанд, гуфта хаёл кардан лозим нест. Агар шумо ба назар гиред, ки аз се ду ҳиссаи маҳсулоти миллиро панҷьяки аҳолӣ истеъмол менамояд,— як аъзои палатаи общинаҳо ба наздикӣ ҳатто чунин даъво кард, ки фақат ҳафтьяки аҳолӣ истеъмол менамояд,— дар он сурат шумо хоҳед фаҳмид, ки чӣ қадар қисми бузурги маҳсулоти миллӣ бояд дар шакли ашьёи зебу зинат истеҳсол карда шавад ё ки ба онҳо *мубодила* карда шавад, ва чӣ қадар миқдори бузурги



заруртарин чизҳои зиндагӣ бояд ба навкарон, аспон, гурбаҳо ва ҳоказо исроф карда шавад. Ин исрофкорӣ, чунон ки мо аз таҷриба медонем, дар сурати зиёд шудани нархҳои заруртарин чизҳои зиндагӣ ҳамеша хеле маҳдуд шуда мемонад.

Хуллас, ҳоли капиталистоне, ки заруртарин чизҳои зиндагӣ истеҳсол *на*мекунанд, чӣ мешавад? Онҳо қусури *камшавии нормаи фоидаро*, ки ин камшавӣ аз боиси зиёдшавии умумии музди кор ба вуҷуд меояд, аз *зиёд кардани нархҳои молҳои худашон* баровардa наметавонанд, чунки талаб ба ин молҳо намеафзоянд. Даромади онҳо кам мешавад ва илова бар он ба онҳо лозим меояд аз ин даромади камшуда ба айни ҳамон миқдори заруртарин чизҳои қиматшудаи зиндагӣ бисьёртар пул диҳанд. Ин ҳам кам. Азбаски даромади онҳо кам мешавад, ба онҳо лозим меояд хароҷоташонро ба ашьёи зебу зинат кам кунанд, ва ба ҳамин тариқа талаби дутарафае, ки онҳо ба молҳои худашон доранд, кам мешавад. Дар натиҷаи ин камшавии талаб нархҳои молҳои онҳо мефуроянд. Аз ин рӯ, дар ин соҳаҳои саноат *нормаи фоида* на фақат дар зери таъсири як худи баландшавии умумии дараҷаи музди кор, балки дар зери таъсири амали якҷояи зиёдшавии умумии музди кор, зиёдшавии нархҳои заруртарин чизҳои зиндагӣ ва фуромадани нархҳои ашьёи зинат ҳам *кам мешавад*.

Пас, оқибатҳои ин *тафовути нормаҳои фоидаи* капиталҳое, ки дар соҳаҳои гуногуни саноат банд мебошанд, чӣ гуна мешаванд? Дар ҳамаи мавридҳое бо ягон сабаб дар *нормаҳои миёнаи фоидаи соҳаҳои* гуногуни истеҳсолот пайдо шудани тафовут чӣ гуна оқибате ба миён ояд, оқибатҳои ин тафовут ҳам, албатта, ҳамон гуна мешаванд. Капитал ва меҳнат аз соҳаҳои камфоида ба соҳаҳои серфоида мекӯчанд ва ин процесси кӯчиши капитал ва меҳнат то он даме давом мекунад, ки дар як соҳаи саноат мувофиқи талаби зиёдшуда таклиф ҳам зиёд шавад, дар соҳаҳои дигар бошад, мувофиқи кам шудани талаб таклиф ҳам кам шавад. *Ҳамин ки* ин тағьирьёбӣ *ба амал омад*, дар соҳаҳои гуногуни истеҳсолот *нормаи фоида* аз сари нав *баробар мешавад*. Азбаски тамоми ҷойивазкунӣ даставвал фақат дар натиҷаи тағьир ёфтани таносуби талаб ва таклифи молҳои гуногун ба миён омада буд, бинобар ин баъд аз нест шудани сабаби ин ҳол таъсири ин сабаб ҳам хотима меёбад ва *нархҳо* ба дараҷа ва муво-

занаи пештараи худ бармегарданд. *Камшавии нормаи фоида,* ки ин камшавӣ аз боиси зиёдшавии музди кор ба амал омадааст, бо соҳаҳои ҷудогонаи саноат маҳдуд намешавад, балки ранги *умумӣ* мегирад. Аз рӯи гумони мо, на дар қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат, на дар массаи умумии маҳсулот тағйироте ба амал намеоянд, *аммо шакли ҳамин массаи муайяни маҳсулот тағйир меёбад.* Қисми бисёри маҳсулот акнун дар шакли заруртарин чизҳои зиндагӣ, қисми ками он дар шакли ашьёи зебу зинат мебошад, ё ки,— инаш ҳам ҳамон як гап,— қисми ками он ба ашьёи зебу зинати хориҷӣ мубодила карда шуда, бештар дар шакли аввалаи худ истеъмол карда мешавад, ё ки,— боз ҳам худи ҳамон гап,— қисми бисёри маҳсулоти мамлакати худ ба ҷои ашьёи зебу зинат ба заруртарин чизҳои хориҷии зиндагӣ мубодила карда мешавад. Бинобар ин баландшавии умумии дараҷаи музди кор, баъд аз ногаҳон тағйирьёбии муваққатии нархҳои бозор, фақат боиси камшавии умумии нормаи фоида мешавад, аммо ба тағйирьёбии як қадар дуру дарози нархҳои молҳо сабаб намешавад.

Агар ба ман гӯянд, ки ман дар далелҳои дар боло овардагиам тамоми афзоиши музди кор ба заруртарин чизҳои зиндагӣ сарф карда мешавад гуфтанӣ гумонеро асос карда истодаам, дар он сурат ман дар ҷавоб мегӯям, ки ин гумони ман гумонест, ки ба ақидаҳои гражданин Уэстон аз ҳама мувофиқтар аст. Агар афзоиши музди кор ба чизҳое, ки коргарон пештар истеъмол намекарданд, харҷ карда мешуд, дар он сурат ба таври реалӣ зиёд шудани қувваи харидории коргарон исботеро талаб намекард. Аммо, азбаски ин зиёдшавии қувваи харидории коргарон фақат натиҷаи зиёдшавии музди кор аст, бинобар ин вай бояд ба камшавии қувваи харидории капиталистон айнан мувофиқ бошад. Бинобар ин, *ҳаҷми умумии талаб* ба молҳо *зиёд намешуд,* балки қисмҳои таркибии ин талаб *тағйир меёфтанд.* Афзудани талаб дар як тараф бо камшавии талаб дар тарафи дигар ҳамвазн мешуд. Азбаски суммаи умумии талаб, ба ҳамин тариқ, тағйир наёфта мемонад, пас дар нархҳои бозории молҳо ҳам ҳеҷ тағйироте ба амал омада наметавонад.

Ба ҳамин тариқ, мо ба дилеммаи зерин меоем: ё афзоиши музди кор ба ҳамаи чизҳои истеъмолӣ ба андозаи баробар харҷ карда мешавад — ва дар ин маврид зиёдшавии талаби синфи коргар бояд бо камшавии талаби синфи капиталистон ҳамвазн шавад,— ё ки афзоиши музди кор фақат ба баъзе чизҳо харҷ карда шуда, нархи бозории ин чизҳо муваққатан меафзоянд,— ва дар ин маврид дар натиҷаи ҳамин дар баъзе соҳаҳои саноат зиёдшавии нормаи фоида ва дар соҳаҳои дигари он камшавии ба ин мувофиқи нормаи фоида ба вуҷуд омада, ин ҳол боиси дар тақсимоти капитал ва меҳнат ба амал омадани тағйирот мегардад ва ин тағйирот то он даме давом хоҳад кард, ки дар баъзе соҳаҳои саноат мувофиқи талаби зиёдшуда таклиф ҳам зиёд шавад, дар соҳаҳои дигар бошад — мувофиқи кам шудани талаб таклиф ҳам кам шавад. Дар мавриди якуми гумонамон дар нархҳои молҳо ҳеҷ тағйироте ба амал намеояд; вале дар мавриди дуюми гумонамон баъд аз баъзе калавишҳои нархҳои бозор арзишҳои мубодилавии молҳо ба дараҷаи пештара муқаррар мешаванд. Дар ҳар ду мавриди гумонкардаамон ҳам баландшавии умумии дараҷаи музди кор дар охири охирон ҷуз камшавии умумии нормаи фоида ҳеҷ як натиҷаи дигаре намеоварад.

Гражданин Уэстон шуморо дар андеша андохтанӣ шуда, ба шумо таклиф намуд, ки он душвориҳоеро, ки дар натиҷаи ба таври умумӣ аз 9 шиллинг то 18 шиллинг зиёд шудани музди кори коргарони хоҷагии қишлоқи Англия ба миён меомаданд, фикр карда бароед. Ӯ хитобкунон гуфт, ки шумо дар бораи хеле зиёд шуда рафтани талаби заруртарин чизҳои зиндагӣ ва ба туфайли он ниҳоятдараҷа зиёд шудани нархҳо як фикр кунед! Ҳамаатон медонед, ки музди миёнаи кори коргари хоҷагии қишлоқи Америка назар ба музди миёнаи кори коргари хоҷагии қишлоқи Англия бештар аз ду баробар зиёд аст, гарчанде ки нархҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар Штатҳои Муттаҳида назар ба Англия пасттаранд, гарчанде ки муносибатҳои умумии байни меҳнат ва капитал дар Штатҳои Муттаҳида ва дар Англия як хел мебошанд, гарчанде ки массаи маҳсулоти солона дар Штатҳои Муттаҳида назар ба Англия хеле камтар аст. Пас, барои чӣ дӯстамон бонги хавотир мезанад? Фақат барои он ки аз масъалаи ҳақиқатан дар пеши мо истодагӣ гиребон халос кунад. Якбора аз 9 шиллинг то 18 шиллинг зиёд шудани музди кор маънои якбора 100% зиёд шудани миқдори онро медошт. Вале мо чунин масъалаеро асло муҳокима намекунем, ки оё дараҷаи умумии музди кор дар Англия якбора 100% зиёд шуда метавонад ё не. Мо ба *бузургии*

ин зиёдшавӣ умуман ҳеҷ коре надорем, ки ин зиёдшавӣ дар ҳар як мавриди конкретӣ бояд ба вазъияти муайян вобаста бошад ва ба он мувофиқ ояд. Ба мо фақат ҳамин-ро муайян намудан лозим аст, ки оқибатҳои баландшавии умумии дараҷаи музди кор, ҳатто агар ин баландшавӣ аз як фоиз зиёд набошад ҳам, чӣ гуна мешаванд.

Хуллас, ман 100% зиёд шудани музди корро, ки ин фикри хаёлиро дӯстамон Уэстон бофта баровардааст, як сӯ гузошта, диққати шуморо ба он зиёдшавии музди кор, ки дар Британияи Кабир дар давраи аз соли 1849 то соли 1859 ҳақиқатан воқеъ шуда буд, ҷалб менамоям.

Қонуни оид ба рӯзи кори даҳсоата, ё дурусттараш, қонуни оид ба рӯзи кори $10^1/_2$-соата[3], ки дар соли 1848 ҷорӣ карда шуда буд, ба ҳамаи шумо маълум аст. Ин яке аз бузургтарин дигаргуниҳои иқтисодӣ аст, ки дар пеши назари мо ба амал омад. Маънои ин қонун — дар кадом як корхонаҳои маҳаллӣ не, балки дар соҳаҳои асосии саноат, ки Англия ба ин соҳаҳо такьякунон дар бозори умумиҷаҳонӣ ҳукмронӣ менамояд, музди корро якбора ва ба таври маҷбурӣ зиёд кардан буд. Ин зиёдкунии музди кор дар шароити ниҳоятдараҷа номусоид буд. Доктор Юр, профессор Сениор ва ҳамаи иқтисодчиёни дигар, ки ифодакунандагони расмии манфиатҳои буржуазия мебошанд, *исбот менамуданд,*— ва ман бояд гӯям, ки назар ба дӯстамон Уэстон бо далелҳои хеле асосноктаре исбот менамуданд,— ки ин қонун ҷанозаи саноати Англия хоҳад шуд. Онҳо исбот менамуданд, ки дар ин ҷо гап на дар бораи зиёдкунии оддии музди кор, балки дар бораи чунон зиёдкунии он меравад, ки ин зиёдкунӣ аз боиси кам шудани миқдори меҳнати корфармудашаванда ба миён омадааст ва ба ҳамин камшавӣ асос ёфтааст. Онҳо даъво мекарданд, ки соати 12-уми рӯзи кор, ки онро аз капиталист кашида гирифтан мехоҳанд, айнан ҳамон соати ягонаест, ки капиталист фоидаи худро аз он мебардорад. Онҳо ғункунии капитал кам мешавад, нархҳо меафзоянд, бозорҳо аз даст мераванд, истеҳсол кам шуда мемонад, ба туфайли ин ҳол музди кор кам карда мешавад, ҳама тамоман хонавайрон мешаванд, гуфта метарсониданд. Онҳо ҳатто, қонунҳои оид ба максимум баровардаи Максимилиан Робеспьер[4] дар пеши ин қонун ҳеҷ чизанд, мегуфтанд ва ин гапи онҳо аз як ҷиҳат ҳақ буд. Хӯш, дар ҳақиқат чӣ натиҷае ҳосил шуд? Сарфи назар аз кӯтоҳ шудани рӯзи кор, музди кори пулии коргарони фабрикӣ зиёд шуд; адади коргароне, ки дар фабрикаҳо кор мекунанд, хеле афзуд; нархҳои маҳсулоти фабрикӣ муттасилан фуромадан гирифтанд; қувваи истеҳсолкунандаи меҳнати коргарони фабрикӣ ба таври ҳайратангез инкишоф ёфт; бозорҳои фурӯши молҳои фабрикӣ ба дараҷаи бемислу монанди торафтафзоянда васеъ шудан гирифтанд. Соли 1861 дар Манчестер дар маҷлиси Ҷамъияти ёрирасонӣ ба инкишофи фан ман бо гӯши худам шунидам, ки ҷаноби *Ньюмен* иқрор шуда гуфт, ки ҳам ӯ, ҳам доктор Юр, ҳам Сениор ва ҳам ҳамаи намояндагони дигари расмии илми иқтисодӣ хато кардаанд, ва ҳол он ки инстинкти халқ дуруст баромадааст. Ман на дар бораи профессор Фрэнсис Ньюмен, балки дар бораи ҷаноби У. Ньюмен[5] гап зада истодаам, ки вай ҳамчун иштирокчӣ ва ноширӣ *«Таърихи нархҳо»* ном асари ҷаноби *Томас Тук,*— ки ин асари хеле хуб таърихи нархҳоро аз соли 1793 то соли 1856 тадқиқ кардааст[6],— дар илми иқтисодӣ ҷои барҷастае ишғол менамояд. Агар фикрҳои безоркунандаи дӯстамон Уэстон оид ба суммаи тағьирнаёбандаи музди кор, оид ба массаи тағьирнаёбандаи маҳсулот, оид ба дараҷаи тағьирнаёбандаи қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат, оид ба иродаи тағьирнаёбандаи капиталистон, ва ҳамаи тағьирнаёбандагӣ ва қатъиятҳои дигари ӯ дуруст мебуданд, дар он сурат пешгӯиҳои тираи профессор Сениор дуруст мебаромаданд ва Роберт Оуэн, ки ҳанӯз дар с. 1815 маҳдудкунии умумии рӯзи корро якумин қадами тайёрӣ дар роҳи озодкунии синфи коргар эълон намуда ва дар фабрикаи ресмонресии худ дар Нью-Ланарк, бар хилофи фикри манфиии умумӣ, ин маҳдудкунии рӯзи корро ҳақиқатан таваккалкунон ба амал гузаронида буд, ноҳақ мебаромад.

Дар айни ҳамон вақте ки дар Британияи Кабир қонуни даҳсоата ҷорӣ карда мешуд ва аз боиси ин қонун зиёдшавии музди кор ба амал меомад, бо сабабҳое, ки дар ин ҷо ба онҳо истода гузаштан ҳоҷат нест, *зиёдшавии умумии музди кори коргарони хоҷагии қишлоқ* низ мушоҳида карда мешуд.

Агарчи ин барои мақсади бевоситаи ман даркор набошад ҳам, аммо барои он ки дар шумо фикри нодурусте пайдо нашавад, дар ин ҷо ман якчанд қайди пешакӣ карда мегузарам.

Агар касе ҳафтае 2 шиллинг музди кор гирифта омада бошад, баъд музди кори ӯ зиёд шуда ба 4 шиллинг

расида бошад, пас *дарачаи музди кораш* 100% зиёд шудааст. Агар ба ин зиёдшавии музди кор аз нуқтаи назари баландшавии *дарачаи он* нигоҳ кунем, вай ба назар хеле калон намуда метавонад, ва ҳол он ки *бузургии ҳақиқии музди кор*, яъне ҳафтае 4 шиллинг, ҳанӯз ҳам хеле ночиз буда, чунон як садақаест, ки барои нимгуруснa зиндагӣ кардан ба зӯр мерасад. Бинобар ин худатонро бо процентҳои пурдабдабаи баландшавии *дарачаи* музди кор фирефта кардан намонед. Мо бояд ҳамеша савол диҳем: бузургии *аввалаи* музди кор чӣ гуна буд?

Сонӣ, фаҳмидани ҳамин мушкил нест, ки агар 10 коргар ҳафтае 2 шиллингӣ, 5 коргар — 5 шиллингӣ ва 5 коргар 11 шиллингӣ мегирифта бошанд, дар он сурат ҳамаи ин 20 нафар ба якчоягӣ ҳафтае 100 шиллинг, ё ки 5 фунт стерлинг мегиранд. Агар баъд суммаи *умумии* музди кори ҳафтаинаи онҳо, фаразан, 20% афзояд, дар он сурат вай аз 5 фунт стерлинг ба 6 фунт стерлинг мерасад. Агар андарьяк гирем, гуфтан мумкин аст, ки *дарачаи умумии музди кор* 20% афзудааст, гарчанде ки дар ҳақиқати ҳол музди кори 10 коргар тағьир наёфта мондааст, музди кори гурӯҳи аз 5 кас иборатбудаи коргарон сари касе аз 5 шиллинг то 6 шиллинг афзудааст ва суммаи музди кори гурӯҳи дигари аз 5 кас иборатбудаи коргарон аз 55 шиллинг то 70 шиллинг афзудааст. Аҳволи нисфи коргарон ҳеҷ беҳтар нашудааст, аҳволи 1/4-и онҳо фақат ба дарачаи хеле кам беҳтар шудааст ва фақат аҳволи 1/4-и боқии онҳо ҳақиқатан беҳтар шудааст. Аммо агар *бузургиҳои миёна* истифода карда мешуда бошанд, дар он сурат суммаи умумии музди кори он 20 коргар 20% зиёд шудааст, ва, азбаски гап дар бораи тамоми капитали ин коргаронро кор мефармудагӣ ва дар бораи нархҳои молҳои ин коргарон истеҳсол мекардагӣ меравад, ба ин сабаб дар ин ҷо ҳама чиз тамоман монанди он мавриде хоҳад буд, ки зиёдшавии миёнаи музди кор ба ҳамаи коргарон баробар таъсир расонида бошад. Дар мисоли дар боло зикршудаи оид ба коргарони хоҷагии қишлоқ, ки дарачаи музди кори ин коргарон дар графиҳои гуногуни Англия ва Шотландия хеле гуногун аст, зиёдкунии музди кор ба коргарон хеле нобаробар таъсир расонида буд.

Ниҳоят, дар он даврае, ки ин зиёдшавии музди кор ба амал меомад, як қатор фактҳо,— чунончи: андозҳои нави аз боиси ҷанги зидди Россия [7] ҷорӣ кардашуда, саросар хароб шудани манзилҳои коргарони хоҷагии қишлоқ [8] ва ҳоказо,— ба тарафи акси ин таъсир менамуданд.

Баъд аз ҳамин қадар қайдҳои пешакӣ ман чунин муқаррар мекунам, ки дар давраи аз соли 1849 то соли 1859 дарачаи миёнаи музди кори коргарони хоҷагии қишлоқи Британияи Кабир *тахминан 40% баланд шудааст.* Барои исбот намудани ин нукта ман материали хеле бисьёр ва муфассале оварда метавонистам, аммо барои мақсаде, ки дар пеши ман истодааст, ҳаминро кифоя ҳисоб мекунам, ки диққати шуморо ба реферати боинсофонаи танқидие, ки ҷаноби *Ҷон Ч. Мортони* марҳум дар соли 1859 дар Ҷамъияти лондонии санъат ва ҳунармандӣ [9] дар мавзӯи *«Қувваҳои дар зироат истеъмолшаванда»* хонда дода буд, ҷалб намоям. Ҷаноби Мортон маълумотҳои аз счётҳо ва дигар ҳуҷҷатҳои аслӣ гирифташударо меоварад, ки ин счёту ҳуҷҷатҳоро ӯ тахминан аз 100 фермери сокини 12 графии Шотландия ва 35 графии Англия ғун кардааст.

Мувофиқи ақидаҳои дӯстамон Уэстон, хусусан агар дар як вақт зиёд шудани музди кори коргарони фабрикӣ ба назари эътибор гирифта шавад, дар солҳои 1849—1859 мебоист нархҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз ҳад берун зиёд шуда мерафтанд. Аммо дар ҳақиқат чӣ шуд? Сарфи назар аз ҷанги зидди Россия ва як қатор беҳосилиҳое, ки дар солҳои 1854—1856 рӯй додаанд, нархи миёнаи гандум, ки маҳсулоти асосии хоҷагии қишлоқи Англия мебошад, агарчи дар солҳои 1838—1848 тахминан ба дарачаи ҳар квартере 3 фунт стерлинг меистод, дар солҳои 1849—1859 тахминан то ба дарачаи ҳар квартере 2 фунт стерлингу 10 шиллинг фуромад. Ин чунин маъно дорад, ки нархи гандум бештар аз 16% фуромадааст, дар сурате ки музди кори миёнаи коргарони хоҷагии қишлоқ дар айни замон 40% зиёд шудааст. Дар худи ҳамин давра, агар охири онро бо ибтидояш, яъне соли 1859-ро бо соли 1849 муқоиса кунем, пауперизми ба таври расмӣ ба рӯйхат гирифташуда аз 934 419 нафар то 860 470 нафар, яъне 73 949 нафар кам шудааст. Ман ба чунин фикре розиям, ки ин камшавӣ хеле назарногир аст ва илова бар ин дар солҳои баъдина ин камшавӣ ба дарачаи нестӣ расонда шуда буд, вале, бо вуҷуди он, ин камшавӣ мебошад.

Мумкин аст гӯянд, ки дар натиҷаи бекор карда шудани қонунҳои оид ба ғалла [10] дар давраи аз соли 1849 то соли 1859 аз хориҷа овардани ғалла назар ба давраи солҳои 1838—1848 бештар аз ду баробар афзудааст. Хӯш,

аз ин чӣ баромад? Аз нуқтаи назари гражданин Уэстон чашм доштан лозим буд, ки якбора ин қадар бисьёр ва ба таври муттасил зиёд шуда рафтани талаб дар бозорҳои хориҷӣ мебоист нархҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқро хеле баланд мебардошт, чунки таъсири талаби зиёдшуда, қатъи назар аз он ки оё ин талаб беруп аз мамлакат ё ки дар дохили он ба миён меояд, бетағьир мондан мегирад. Аммо дар ҳақиқат чӣ шуд? Ба ғайр аз якчанд соли беҳосил, дар зарфи тамоми ин давра дар Франция дар хусуси ба дараҷаи хонавайронкунанда паст шуда рафтани нархҳои ғалла шикоятҳои доимӣ шунида мешуданд, америкоиён чандин бор ба сӯзонидани зиёдатиҳои маҳсулоти худ маҷбур гардиданд, Россия бошад, агар ба гапи ҷаноби Уркарт бовар кунем, Ҷанги гражданиро дар Штатҳои Муттаҳида [11] авҷ мегиронд, чунки рақобати америкоиён ба кори ба бозорҳои Европа бароварда фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии қишлоқи русҳо зарба мерасонд.

*Агар* далеловарии гражданин Уэстонро *ба шакли абстрактии он оварем*, дар он сурат вай аз нуқтаи зерин иборат мешавад: ҳар гуна зиёдшавии талаб ҳамеша дар асоси массаи муайяни маҳсулот ба амал меояд. Ба ин сабаб ин зиёдшавии талаб *таклифи молҳои талаб карда мешудагиро ҳеҷ вақт афзоёнда наметавонад*, балки *фақат нархҳои пулии онҳоро зиёд* карда метавонад. Аммо ҳатто мушоҳидаи оддитарин ҳам ҳаминро нишон медиҳад, ки дар баъзе мавридҳо афзоиши талаб нархҳои бозории молҳоро мутлақо тағьир намедиҳад, дар мавридҳои дигар бошад, фақат боиси муваққатан зиёд шудани нархҳои бозор мегардад, ки аз паси ин зиёдшавӣ афзоиши таклиф ба вуҷуд меояд. Ин афзоиши таклиф боиси *то* ба дараҷаи пештараашон фуромадани нархҳо мешавад, дар баъзе мавридҳо бошад, онҳоро аз дараҷаи пештараашон ҳам *пасттар мефурорад*. Оё зиёдшавии талаб дар натиҷаи афзоиши музди кор ба амал меояд ё ки бо ягон сабаби дигаре ба амал меояд, ин ҳол шартҳои проблемаро ҳеҷ тағьир намедиҳад. Аз нуқтаи назари гражданин Уэстон фаҳмондани сабаби ин ҳодисаи умумие, ки дар вазъияти фавқулодда, дар вақти зиёдшавии музди кор ба амал меояд, чӣ гуна мушкил бошад, фаҳмондани сабаби ин ҳодисаи умумӣ ҳам он гуна мушкил мебуд. Бинобар ин дар масъалае, ки мо санҷида истодаем, далеловарии ӯ мутлақо ҳеҷ чизро исбот намекунад. Ин далеловарӣ фақат ҳаминро нишон медиҳад, ки гражданин Уэстон ба қонунҳое сарфаҳм рафта наметавонад, ки мувофиқи ин қонунҳо афзоиши талаб асло боиси албатта зиёд шудани нархҳои бозор не, балки боиси афзудани таклиф мегардад.



## 3. Музди кор ва пул

Дар рӯзи дуюми музокираҳо дӯстамон Уэстон даъвои кӯҳнаи худро дар шакли наве андохт. Ӯ чунин гуфт: дар сурати зиёдшавии умумии музди кори пулӣ барои додани ҳамин музди кор бисьёртар пули нақд даркор мешавад. Агар миқдори пул *тағьирнаёбанда* бошад, пас ба воситаи ин суммаи тағьирнаёбандаи пул суммаи зиёдтари музди кори пулиро чӣ тавр додан мумкин аст. Пештар душворӣ аз он иборат буд, ки сарфи назар аз афзудани музди кори пулии коргар, миқдори молҳое, ки ба саҳми коргар меафтид, тағьир наёфта мемонд; акнун душворӣ аз он иборат аст, ки сарфи назар аз тағьирнаёбандагии миқдори молҳо, музди кори пулӣ афзудааст. Албатта, агар шумо догмаи аввалаи гражданин Уэстонро рад кунед, душвориҳои аз он ҳосилшуда низ беэътибор мешаванд.

Бо вуҷуди ин ман ба шумо нишон медиҳам, ки ин масъалаи пул ба мавзӯи муҳокимаамон мутлақо ҳеҷ муносибате надорад.

Дар мамлакати шумо механизми пардохтҳо, назар ба ҳар кадоме аз мамлакатҳои Европа, хеле мукаммалтар аст. Ба туфайли васеъ паҳн ва концентрация шудани системаи банкҳо барои ба муомила даровардани айни ҳамон суммаи арзишҳо ё ба амал овардани айни ҳамон миқдори, ё ки ҳатто миқдори зиёдтари, додугирифтҳо хеле камтар пул даркор мешавад. Масалан, дар хусуси музди кор аҳвол ин тавр аст: коргари фабрикаи англис музди кори худро ҳар ҳафта ба дӯкондор медиҳад, дӯкондор ин пулро ҳар ҳафта ба банкир мефиристонад, банкир онро ҳар ҳафта ба фабрикант гардонда медиҳад, фабрикант онро аз сари нав ба коргарони худ медиҳад ва ҳоказо. Ба туфайли ин гуна механизм, музди кори солонаи коргар, фаразан 52 фунт стерлинг бошад, метавонад ба воси-

* *Соверен* — пули тиллои англисӣ, ки қиматаш 1 фунт стерлинг мебошад. *Ред.*

там танҳо як соверен * дода шавад, ки ин соверен ҳар ҳафта дар айни як доираи оборот гашта меистад. Ҳатто дар Англия ҳам ин механизм ба дараҷае, ки дар Шотландия дида мешавад, такомул наёфтааст; аммо ин механизм на дар ҳама ҷо як хел такомул ёфтааст, ин аст ки мо, масалан, чунин ҳолеро мушоҳида менамоем, ки дар баъзе округҳои қишлоқӣ, назар ба округҳои соф фабрикӣ, барои дар муомила будани суммаи хеле камтари арзишҳо пули нақд хеле бисьёртар даркор мешавад.

Агар шумо ба он тарафи Ла-Манш гузаред, хоҳед дид, ки дар континент *музди кори пулӣ*, назар ба Англия, хеле пасттар аст, ва ҳол он ки дар Германия, Италия, Швейцария ва Франция барои додани ин музд *суммаи хеле зиёдтари пул* лозим аст. Дар он ҷо ҳар як соверен ба дасти банкир он қадар зуд барнамегардад ва ба капиталисти саноатӣ он қадар зуд гардонда дода намешавад, бинобар ин, ба ҷои як соверене ки дар Англия барои муомилаи ҳарсолаи 52 фунт стерлинг зарур аст, дар континент барои додани музди кори пулии солонаи иборат аз 25 фунт стерлинг, эҳтимол, 3 соверен даркор шавад. Ба ҳамин тариқ, мамлакатҳои континентиро бо Англия муқоиса намуда, шумо дарҳол пайхас хоҳед кард, ки музди кори пасти пулӣ назар ба музди кори баланди пулӣ хеле бисьёртар пул талаб карда метавонад, ва дар ҳақиқати ҳол ин — масъалаи соф техникиест, ки бо мавзӯи мо ҳеҷ алоқае надорад.

Мувофиқи ҳисобҳои беҳтарине, ки ба ман маълуманд, даромади солонаи синфи коргари Англияро аз 250 миллион фунт стерлинг иборат донистан мумкин аст. Ин суммаи азим ба воситаи тахминан 3 миллион фунт стерлинг дода мешавад. Фарз кунем, ки музди кор 50% зиёд мешавад. Дар он сурат ба ҷои 3 миллион фунт стерлинг пули нақд $4^1/_2$ миллион фунт стерлинг даркор мешавад. Азбаски коргар барои қисми хеле зиёди хароҷоти ҳаррӯзаи худ аз пули нуқра ва мисин истифода мебарад,— яъне аз пули оддие истифода мебарад, ки арзиши онро нисбат ба тилло қонун ба мисли арзиши пули майданашавандаи когазӣ ихтиёрӣ муқаррар менамояд,— ба ин сабаб ин 50% зиёд шудани музди кори пулӣ ба таври иловагӣ ҳеҷ набошад, фаразан, ба миқдори як миллион фунт стерлинг ба муомила даровардани соверенҳоро талаб мекунад. Як миллион фунт стерлинге, ки алҳол дар таҳхонаҳои Банки англис ё банкирҳои хусусӣ дар шакли порчаи рехтаи тилло ё сиккаи тилло хобидааст, ба муомила дохил мешавад. Аммо ҳатто ба он хароҷоти каме ҳам, ки бо сикказании ё дар муомила кӯҳнашавии ин як миллиони иловагӣ вобаста аст, роҳ надодан мумкин аст, ва ҳақиқатан ҳам дар он мавридҳое, ки илова шудани воситаҳои муомила боиси ягон душвори мегардад, ба ин хел хароҷот роҳ намедиҳанд. Ба ҳамаатон маълум аст, ки дар Англия пули дар муомила будагӣ ба ду гурӯҳи калон тақсим мешавад. Яке аз ин гурӯҳҳо аз ҳар навъ банкнотҳо иборат аст ва дар додугирифтҳои байни савдогарон, ҳамчунин дар пардохтҳои нисбатан калоне, ки дар миёни истеъмолкунандагон ва савдогарон ба амал меоянд, ба кор бурда мешавад; гурӯҳи дигаре, ки аз пули металлӣ иборат аст, дар муомилаи савдои чакана банд аст. Агарчи ин ду навъ пули дар муомила будагӣ дигар-дигар бошанд ҳам, вале онҳо бо якдигар пайваста мешаванд. Чунончи, пули тилло ҳатто дар пардохтҳои нисбатан калон ҳам барои додани маблағҳои майдаи аз 5 фунт стерлинг камтар будагӣ хеле васеъ ба кор бурда мешавад. Агар фардо банкнотҳои 4, 3 ва 2 фунт стерлингӣ бароварда мешуданд, дар он сурат пулҳои тиллое, ки дар ҳамин соҳаҳои муомила ҳастанд, дарҳол аз ин соҳаҳо бароварда мешуданд ва ба он ҷое мешитофтанд, ки дар натиҷаи зиёдшавии музди кори пулӣ дар он ҷо ба пули тилло эҳтиёҷ ҳис карда мешавад. Ба ҳамин тариқ, як миллиони иловагие, ки дар натиҷаи 50% зиёд шудани музди кори пулӣ даркор мешавад, бе илова намудани ҳатто як соверен ҳам пайдо карда шуда метавонист. Бе зиёд кардани адади банкнотҳо ҳам айнан ҳамин натиҷаро бо роҳи зиёд кардани муомилаи векселҳо ба даст овардан мумкин аст, чунон ки ин усул дар зарфи муддати хеле дарозе дар Ланкашир ба кор бурда мешуд.

Агар баландшавии умумии дараҷаи музди кор,— масалан 100% баланд шудани он, чунон ки гражданин Уэстон барои музди кори коргарони хоҷагии қишлоқ гумон кардааст,— боиси хеле зиёд шудани нархҳои заруртарин чизҳои зиндагӣ гардида ва, мувофиқи ақидаҳои Уэстон, суммаи иловагии пулеро, ки пайдо карданаш ғайриимкон аст, талаб мекарда бошад, пас *камшавии умумии музди кор* мебоист ба ҳамон дараҷа боиси айни ҳамон оқибатҳо мегардид, вале ин оқибатҳо оқибатҳои чаппае мебуданд. Бисьёр нағз! Ба ҳамаатон маълум аст, ки солҳои 1858—1860 солҳои ниҳоятдараҷа нашъунамо ёфтани саноати

матои пахтагӣ буданд ва алалхусус соли 1860 дар ин бобат дар таърихи тиҷорат ба худ ҳамто надорад, илова бар ин, дар ҳамин асно ҳамаи соҳаҳои дигари саноат ҳам ниҳоятдараҷа нашъунамо ёфтанд. Дараҷаи музди кори коргарони саноати матои пахтагӣ ва коргарони ҳамаи соҳаҳои дигаре, ки бо ин саноат алоқа доштанд, дар соли 1860 аз ҳар вақти пештара баландтар буд. Ва инак кризиси Америка фаро расид ва музди кори ҳамаи ин коргарон якбора тахминан то ба миқдори чорьяки андозаи пештараи он кам карда шуд. Дар сурати ба амал омадани акси ин ҳол, ин — маънои 300% зиёд шудани музди корро медошт. Агар музди кор зиёд шуда аз 5 ба 20 расад, мо мегӯем, ки вай 300% зиёд шудааст. Агар вай кам шуда аз 20 ба 5 фуроянд, мо мегӯем, ки вай 75% кам шудааст. Аммо суммаи зиёдшавӣ дар мавриди якум ва суммаи камшавӣ дар мавриди дуюм айнан як сумма, яъне 15 шиллинг мебуд. Хуллас, ин — тағьирёбии якбораи мисли дидану шуданн дараҷаи музди кор буда, илова бар ин он қадар бисьёр коргаронро дар бар гирифта буд, ки адади онҳо,— агар на фақат коргарони бевосита дар саноати матои пахтагӣ кор мекардагиро, балки ҳамаи коргарони бо ин саноат бавосита вобастабударо ҳам ҳисоб кунем,— аз адади коргарони хоҷагии қишлоқ $1^1/_2$ баробар зиёд буд. Вале оё нархи гандум кам шуд? Не, агар дар солҳои 1858—1860, яъне дар зарфи се сол, нархи миёнаи солонаи як квартер гандум 47 шиллингу 8 пенс бошад, пас дар солҳои 1861—1863, яъне дар зарфи се сол, нархи гандум афзуда, нархи миёнаи солонаи як квартери он 55 шиллингу 10 пенс шудааст. Дар хусуси пул бошад, дар сиккахона дар соли 1861 ба андозаи 8 673 232 фунт стерлинг пул сикка зада шудааст, дар сурате ки дар соли 1860 ба андозаи 3 378 102 фунт стерлинг сикка зада шуда буд. Ба ибораи дигар гӯем, дар соли 1861, назар ба соли 1860, 5 295 130 фунт стерлинг зиёд сикка зада шудааст. Дуруст аст, ки дар соли 1861, назар ба соли 1860, банкнотҳои дар муомила будагӣ 1 319 000 фунт стерлинг кам буданд. Ин суммаро тарҳ кунем ҳам бо вуҷуди ин, назар ба соли 1860, ки соли нашъунамо буд, дар соли 1861 пули дар муомила будагӣ 3 976 130, ё қариб 4 миллион фунт стерлинг зиёд буд; захираи тиллои Банки англис бошад, дар зарфи ҳамин муддат кам шудааст, дуруст аст, ки на аз рӯи айни ҳамон таносуб, балки аз рӯи таносуби ба он наздике кам шудааст.



Соли 1862-ро бо соли 1842 муқоиса кунем. Ба ғайр аз он ки арзиш ва миқдори молҳои дар муомила будагӣ ниҳоятдараҷа афзуда буд, як худи капитале, ки барои акцияҳо, облигацияҳо ва ғайра, барои коғазҳои қиматноки роҳи оҳан ба тарзи мунтазам дода мешуд, дар соли 1862 дар Англия ва Уэльс ба 320 миллион фунт стерлинг мерасид, ки ин сумма дар соли 1842 як чизи аз ақл берун менамуд. Бо вуҷуди ин, миқдори умумии пуле, ки дар солҳои 1862 ва 1842 дар муомила буд, тахминан як хел буд. Умуман чунин ҳол мушоҳида карда мешавад, ки қатъи назар аз бағоят афзоиш ёфтани на фақат арзиши умумии молҳо, балки ҳамчунин андозаҳои додугирифтҳои пулӣ ҳам, миқдори пули дар муомила будагӣ майл дорад, ки бо тезӣ кам шудан гирад. Аз нуқтаи назари дӯстамон Уэстон ин — муаммои ҳалнашаванда аст.

Агар ӯ масъаларо чуқуртар фикр мекард,— ҳатто дар сурати тамоман як сӯ гузоштани музди кор ва, музди кор тағьирнаёбанда аст, гуфта фарз кардан ҳам,— медид, ки арзиш ва массаи молҳои дар муомила будагӣ ва суммаи додугирифтҳои ба амал овардашудаи пулӣ умуман ҳар рӯз тағьир ёфта меистанд; ӯ медид, ки миқдори банкнотҳои баровардашуда ҳар рӯз тағьир ёфта меистад; ӯ медид, ки суммаи пардохтҳое, ки бе ёрии пул, ба воситаи вексельҳо, чекҳо, жиро-кредит, палатаҳои ҳисоб ба вуҷуд оварда мешаванд, ҳар рӯз тағьир ёфта меистад; ӯ медид, ки азбаски пулҳои ҳақиқии металлӣ даркор мешаванд, ба ин сабаб таносуби байни миқдори пули сиккадори дар муомила будагӣ, аз як тараф, пули сиккадор ва порчаҳои тиллои дар захира будагӣ ё дар таҳхонаҳои банкҳо хобидагӣ,— аз тарафи дигар, ҳар рӯз тағьир ёфта меистад; ӯ медид, ки миқдори тиллое, ки барои муомилаи миллӣ меравад ва миқдори тиллое, ки барои муомилаи байналхалқӣ ба хориҷа фиристода мешавад, ҳар рӯз тағьир ёфта меистад; ӯ мефаҳмид, ки догмаи ӯ дар бораи он ки суммаи пулҳо гӯё суммаи тағьирнаёбанда бошад, иштибоҳи мудҳишест, ки ба зиндагии ҳаррӯзаи мо қатъиян зид аст. Ба ҷои он ки ба қонунҳои муомилаи пул сарфаҳм нарафтани худашро ба далели зидди зиёдкунии музди кор мубаддал гардонад, ба гражданин Уэстон лозим буд қонунҳоеро таҳқиқ намояд, ки онҳо ба муомилаи пул имконият медиҳанд, ки худро ба шароити ин қадар муттасил тағьирёбанда мувофиқ кунад.

## 4. Таклиф ва талаб

Дӯстамон Уэстон аз рӯи: «repetitio est mater studiorum» — такрор модари таълим аст — гуфтанӣ зарбулмасали лотинӣ амал мекунад ва бинобар ин ӯ догмаи аввалаи худро боз як бори дигар дар шакли наве такрор намуда, чунин даъво кард, ки ба сабаби зиёд шудани музди кор камшавии пул бояд боиси кам шудани капитал гардад ва ҳоказо. Азбаски мо дар бораи хаёли хоми ӯ оид ба пул дар боло гап задем, ба ин сабаб ман муфассалан санҷида баромадани он оқибатҳои хаёлиеро, ки ба фикри ӯ, аз ларзишҳои аз тарафи худи ӯ бофта баровардашудаи муомилаи пул сар зада мебароянд, тамоман зиёдатӣ ҳисоб мекунам. Беҳтар аст, ки ман бевосита барои *дар шакли оддитарини назариявиаш* овардани догмаи ӯ кӯшиш намоям, ки ин догма, агарчи ӯ онро дар шаклҳои ин қадар гуногун такрор кунад ҳам, *айни ҳамон* догма шуда мондан мегирад.

Ба муҳокимаи мавзӯи худ бо назари танқидӣ нигоҳ накардани ӯ аз як қайди оддие равшан шуда мемонад. Ӯ ба муқобили зиёдкунии музди кор ё ба муқобили музди кори баланд, ки натиҷаи зиёдшавии он мебошад, эрод мерасонад. Вале ман ба ӯ чунин савол медиҳам: пас музди кори баланд чист ва музди кори паст чист? Чаро, масалан, ҳафтае 5 шиллинг гирифтан музди кори паст ҳисоб меёбад, аммо ҳафтае 20 шиллинг гирифтан музди кори баланд ҳисоб меёбад? Агар 5 шиллинг нисбат ба 20 шиллинг музди кори паст бошад, пас 20 шиллинг нисбат ба 200 шиллинг боз ҳам пасттар аст. Агар ягон кас дар бораи термометр лекция хонда истода, дар хусуси ҳарорати баланду паст ба гапфурӯшӣ дарояд, пас ӯ бо ин ба ҳеҷ кас ҳеҷ донише намедиҳад. Ӯ пеш аз ҳама бояд чӣ гуна муайян гардидани нуқтаи яхбандӣ ва нуқтаи ҷӯширо гуфта диҳад ва огоҳ намояд, ки ин нуқтаҳои ибтидо на аз рӯи хоҳиши касоне, ки термометрфурӯшӣ ё термометрсозӣ мекунанд, балки аз рӯи қонунҳои табиӣ муқаррар карда мешаванд. Гражданин Уэстон бошад, дар бораи музди кор ва фоида сухан ронда истода, на фақат ин гуна нуқтаҳои ибтидоро аз қонунҳои иқтисодӣ баровáрда натавонистааст, балки зарурияти ҷустани ин нуқтаҳои ибтидоро ҳатто ҳис ҳам накардааст. Ӯ бо ҳамин қонеъ шудааст, ки паст ва баланд гуфтанӣ иборaҳои маълуми обывателиро қабул кардааст, гӯё ки ин иборaҳо ягон маънои саҳеҳи муайяне дошта бошанд, гарчанде тамоман равшан аст, ки музди корро фақат нисбат ба ягон миқъёсе баланд ё паст номидан мумкин аст, ки бузургии музди кор бо он миқъёс чен карда шавад.



Ӯ ба ман ҳаминро гуфта дода наметавонад, ки чаро барои миқдори муайяни меҳнат суммаи муайяни пул дода мешавад. Агар ӯ ба ман, ин бо қонуни таклиф ва талаб муайян мегардад, гуфта ҷавоб диҳад, ман даррав аз ӯ, пас худи таклиф ва талаб бо кадом қонун ба тартиб андохта мешаванд? — гуфта мепурсам, ва ин гуна ҷавобаш дарҳол сари ӯро гаранг карда мемонад. Таносуби байни таклифи меҳнат ва талаби ба он буда доимо тағъир меёбад, дар баробари он нархҳои бозории меҳнат ҳам тағъир ёфта меистанд. Агар талаб аз таклиф зиёд бошад, музди кор зиёд мешавад; агар таклиф аз талаб зиёд бошад, музди кор кам мешавад, гарчанде ки мумкин аст дар ин гуна вазъият, масалан, ба воситаи корпартоӣ ё бо ягон роҳи дигаре *тафтиш карда дидани* аҳволи ҳақиқии талаб ва таклиф зарур шуда монад. Вале агар шумо таклиф ва талабро қонуни батартибандозандаи музди кор ҳисоб мекарда бошед, дар он сурат ба муқобили зиёдкунии музди кор ҷангидани шумо бачагӣ ва кори беҳудае мешавад, чунки, мувофиқи он қонуни олие, ки шумо ба он истинод менамоед, дар ҳар сари чанд вақт кам шуда истодани музди кор чӣ андоза зарур ва қонунӣ бошад, дар ҳар сари чанд вақт зиёд шуда истодани он ҳам ба ҳамон андоза зарур ва қонунист. Аммо агар шумо таклиф ва талабро қонуни батартибандозандаи музди кор ҳисоб *на*мекарда бошед, дар он сурат ман саволи худро боз як бори дигар такрор менамоям: чаро барои миқдори муайяни меҳнат суммаи муайяни пул дода мешавад?

Вале ба масъала аз нуқтаи назари васеътаре нигоҳ кунем: агар шумо, арзиши меҳнат ё ягон моли дигар дар охири охирон бо таклиф ва талаб муайян мегардад, гуфта хаёл мекарда бошед, шумо хатои калоне содир менамоед. Таклиф ва талаб фақат *лаппишҳои* муваққатии нархҳои бозорро ба тартиб меандозанд. Таклиф ва талаб метавонанд чунин ҳолеро фаҳмонда диҳанд, ки чаро нархи бозории мол аз *арзиши* он баландтар мебарояд ё ки аз *арзиши* он пасттар мефуроянд, вале таклиф ва талаб худи ин *арзишро* ҳеҷ фаҳмонда дода наметавонанд. Фарз кунем, ки таклиф ва талаб бо якдигар ҳамвазн мешаванд ё, чунон ки иқтисодчиён мегӯянд, ба якдигар баробар шу-

да мемонанд. Охир дар айни ҳамон лаҳзае, ки ин қувваҳои ба ҳам зид ба якдигар баробар мешаванд, онҳо якдигарро ба дараҷаи нестӣ мерасонанд ва ба ин ё он сӯ дигар амал накарда мемонанд. Дар ҳамон лаҳзае, ки дар байни таклиф ва талаб мувозана барқарор мешавад ва ба ин сабаб онҳо аз амал мемонанд, *нархи бозории* мол ба *арзиши ҳақиқии* он, ба нархи нормалие мувофиқ омада мемонад, ки нархҳои бозории мол дар атрофи ин нархи нормалӣ калавида меистанд. Бинобар ин дар вақти тадқиқ намудани табиати ин *арзиш* мо ба таъсирҳои муваққатие, ки таклиф ва талаб ба нархҳои бозор мерасонанд, ҳеҷ коре надорем. Ин ҳам ба музди кор, ҳам ба нархҳои ҳамаи молҳои дигар тааллуқ дорад.

### 5. Музди кор ва нархҳо

Ҳамаи далелҳои дӯстамон, агар онҳоро бо оддитарин ифодаи назариявӣ баён кунем, аз ягона догмаи зерин иборат мешаванд: *«Нархҳои молҳо бо музди кор муайян мегарданд ё ки ба тартиб андохта мешаванд»*.

Барои рад намудани ин пуштибоҳи кӯҳнае, ки кайҳо рад карда шудааст, ман метавонистам ба таҷрибаи амалӣ истинод намоям. Ман метавонистам ба шумо он фактеро нишон диҳам, ки маҳсулоти коргарони фабрикаи англис, кӯҳканон, коргарони киштисоз ва ғайраи англис, ки ба меҳнаташон нисбатан музди баланд дода мешавад, назар ба ҳамин гуна маҳсулоти миллатҳои дигар арзонтар фурӯхта мешавад ва ҳол он ки, масалан, маҳсули меҳнати коргарони хоҷагии қишлоқи англис, ки ба меҳнаташон нисбатан музди паст дода мешавад, назар ба ҳамин гуна маҳсулоти қариб ҳамаи миллатҳои дигар қиматтар меистад. Ман бо роҳи муқоиса намудани маснуоти гуногуни айни як мамлакат ё молҳои мамлакатҳои гуногун метавонистам чунин фактеро нишон диҳам, ки ба ғайр аз баъзе мавридҳо, ки он ҳам мавридҳои воқеӣ не, балки бештар мавридҳои зоҳирӣ мебошанд, меҳнати ба ҳисоби миёна музди баланд мегирифтагӣ молҳои арзон истеҳсол мекунад, меҳнати каммузд бошад — молҳои қимат истеҳсол менамояд. Ин, албатта, асло исбот намекунад, ки дар як мавриди баланд будани нархи меҳнат ва дар мавриди дигар паст будани нархи он ҳар дафъа сабаби ин натиҷаҳои ба якдигар тамоман мухолифе мешуда бошад, вале



ин дар ҳар ҳол исбот менамояд, ки нархҳои молҳо бо нархҳои меҳнат муайян намегарданд. Аммо ин методи эмпирикиро кор фармудани мо ҳеҷ ҳоҷат надорад.

Вале аз тарафи гражданин Уэстон пеш гузошта шудани: *«Нархҳои молҳо бо музди кор муайян мегарданд ё ки ба тартиб андохта мешаванд»* гуфтанӣ догмаро, шояд, ягон кас инкор ҳам кунад. Дар ҳақиқат, ӯ ягон бор ҳам ин гуна формула нadодааст. Ҳатто, баръакс, ӯ мегуфт, ки фоида ва рента ҳам қисмҳои таркибии нархҳои молро ташкил мекунанд, чунки аз нархи молҳо на танҳо музди кори коргаронро, балки фоидаи капиталистон ва рентаи заминдоронро ҳам додан лозим меояд. Аммо, ба фикри ӯ, нархҳо аз чӣ таркиб меёбанд? Пеш аз ҳама аз музди кор. Сонӣ изофаи процентие ба фоидаи капиталист ва изофаи процентии дигаре ба фоидаи заминдор зам карда мешавад. Фарз кунем, ки музди он меҳнате, ки дар истеҳсоли мол истеъмол карда мешавад, 10-ро ташкил мекунад. Агар нормаи фоида нисбат ба музди кори додашуда 100%-ро ташкил мекарда бошад, дар он сурат капиталист 10-ро изофа мекунад, ва агар нормаи рента ҳам нисбат ба музди кор 100%-ро ташкил мекарда бошад, дар он сурат боз як изофаи иборат аз 10 ба амал оварда мешавад ва тамоми нархи мол ба 30 баробар мешавад. Вале чунин таърифи нарх фақат ин гуна маъно дорад, ки нарх бо музди кор муайян мегардад. Агар дар мавриди зикршуда музди кор зиёд шуда, ба 20 мерасид, дар он сурат нархи мол зиёд шуда, ба 60 мерасид ва ҳоказо. Мувофиқи ҳамин, ҳамаи мутахассисони кӯҳнаи масъалаҳои иқтисоди сиёсӣ, ки нархҳо бо музди кор ба тартиб андохта мешаванд, гуфтанӣ догмаро ҳимоя менамуданд, инро бо ҳамин исбот карданӣ мешуданд, ки фоида ва рентаро *фақат изофаҳои процентии музди кор* ҳисоб мекарданд. Ҳеҷ кадоме аз онҳо, албатта, қодир набуд, ки ҳадҳои ин иловаҳои процентиро ба дараҷаи ягон қонуни иқтисодӣ оварда расонад. Баръакс, онҳо, аз афти кор, чунин гумон мекарданд, ки фоида бо амри анъана, аз рӯи одат, бо иродаи капиталист ё бо ягон усули дигари ба ҳамон андоза ихтиёрӣ ва эзоҳнопазире муқаррар карда мешавад. Фоида бо рақобати байни капиталистон муайян мегардад, гуфта даъво намудани онҳо мутлақо ба ҳеҷ чизе далолат намекунад. Дуруст аст, ки ин рақобат нормаҳои гуногуни фоидаи соҳаҳои гуногуни истеҳсолотро бешубҳа баробар карда меистад, яъне онҳоро ба як дараҷаи миёнае оварда расонда

менстад, вале вай худи ҳамин дараҷаро ё ки нормаи умумии фоидаро ҳеҷ муайян карда наметавонад.

Ҳангоме ки мо, нархҳои молҳо бо музди кор муайян мегарданд, мегӯем, мо бо ин суханҳо чӣ гуфтанӣ ҳастем? Азбаски музди кор номест, ки нархи меҳнатро нишон медиҳад, ба ин сабаб мо бо ин суханҳо гуфтанӣ ҳастем, ки нархҳои молҳо бо нархи меҳнат ба тартиб андохта мешаванд. Азбаски *«нарх»* арзиши мубодилавӣ аст,— ман бошам дар вақти аз арзиш сухан ронданам ҳамеша арзиши мубодилавиро дар назар дорам,— яъне *арзиши* мубодилавиест, ки *ба воситаи пул ифода карда шудааст*, ба ин сабаб аз ин ҷо чунин нуктае сар зада мебарояд, ки *«арзиши молҳо бо арзиши меҳнат муайян мегардад»* ё ки *«арзиши меҳнат ченаки умумии арзиш аст»*.

Аммо дар чунин маврид худи *«арзиши меҳнат»* чӣ гуна муайян мегардад? Дар ин ҷо мо ба кӯчаи сарбаста медароем. Албатта, мо фақат дар сурате ба кӯчаи сарбаста медароем, ки агар аз рӯи мантиқ муҳокима рондани шавем. Ва ҳол он ки ҳомиёни ин доктрина чандон парвои мантиқ надоранд. Масалан, дӯстамон Уэстонро гирем. Аввал ӯ ба мо гуфт, ки нархи молҳо бо музди кор муайян мегардад ва, аз ин рӯ, вақте ки музди кор зиёд мешавад, нархҳо ҳам бояд зиёд шаванд. Баъд ӯ ба мо исбот карданӣ шуд, ки, баръакс, зиёдшавии музди кор ҳеҷ нафъе надорад, чунки нархҳои молҳо зиёд мешаванд ва музди кор дар амал бо нархҳои молҳои ба ин музди кор харидашаванда чен карда мешавад. Хуллас, дар ибтидои сухан мегӯем, ки арзиши молҳо бо арзиши меҳнат муайян мегардад, вале дар интиҳои сухан мегӯем, ки арзиши меҳнат бо арзиши молҳо муайян мегардад. Ба ҳамин тариқ, мо ҳақиқатан ҳам, дар гирдоб афтодагӣ барин, дар як ҷо чарх задан мегирем ва ба ҳеҷ як хулосае намеоем.

Умуман, равшан аст, ки агар мо арзиши як молро, масалан, арзиши меҳнат, ғалла ё ягон моли дигарро ченаки умумӣ ва батартибандозандаи арзиш карда мегирифта бошем, бо ин мо душвориро фақат ақиб андохтагӣ мешавем, чунки як арзишро бо арзиши дигаре муайян мекунем, ки арзиши мазкур дар навбати худ ба муайянкунӣ мӯҳтоҷ аст.

«Нархҳои молҳо бо музди кор муайян мегарданд» гуфтанӣ догма дар абстрактитарин ифодаи худ аз он иборат аст, ки «арзиш бо арзиш муайян мегардад», ин тавтология бошад чунин маъно дорад, ки дар ҳақиқати ҳол мо дар бораи арзиш мутлақо ҳеҷ чизе намедонем. Агар ҳамин шарти пешакиро қабул кунем, дар он сурат ҳамаи муҳокимаронииҳои оид ба қонунҳои умумии иқтисоди сиёсӣ ба сафсатабозии бемаънне мубаддал мешаванд. Ба ин сабаб хизмати бузурги Рикардо ҳамин буд, ки ӯ дар *«Асосҳои иқтисоди сиёсӣ»* ном асари дар соли 1817 нашршудаи худ «нархҳо бо музди кор муайян мегарданд» гуфтанӣ таълимоти сохтаи кӯҳнаи забонзадашуда ва аз даҳон мондаро тамоман хароб карда партофт, ки ин таълимоти сохтаро Адам Смит ва пешгузаштагони французии вай дар қисми ҳақиқатан илмии тадқиқоти худ рад менамуданд, вале бо вуҷуди ҳамин онро дар бобҳои рӯякитар ва вульгаризацияkунандаи асарҳои худ аз нав такрор мекарданд.

## 6. Арзиш ва меҳнат

Гражданинҳо, акнун ман ба он нуктае омада расидам, ки бояд ба равшанкунии ҳақиқии масъалаи муҳокимашаванда шурӯъ намоям. Ман, ин корро ба куллӣ қаноатбахш ба ҷо меоварам, гуфта ваъда дода наметавонам, чунки барои ин тамоми соҳаи иқтисоди сиёсиро дар бар гирифтанам лозим меомад. Ман, чунон ки французҳо мегӯянд, фақат «effleurer la question», яъне фақат ба масъалаҳои асосӣ истода гузашта метавонам.

Масъалаи якуме, ки мо бояд дар миён гузорем, ин аст: *арзиши* мол чист? вай бо чӣ муайян мегардад?

Ба назари аввал мумкин аст чунин намояд, ки арзиши мол як чизи тамоман *нисбӣ* мебошад ва, агар мол дар муносибатҳои бо ҳамаи молҳои дигар доштагиаш санҷида нашавад, арзиши онро муқаррар намудан мумкин нест. Дар ҳақиқат, дар вақти аз арзиш, аз арзиши мубодилавии мол сухан ронданамон, мо таносубҳои миқдориеро, ки ин мол ба ҳамаи молҳои дигар аз рӯи он таносубҳо мубодила карда мешавад, дар назар дорем. Вале дар он сурат чунин саволе ба миён меояд: он таносубҳои ба якдигар мубодила карда шудани молҳо чӣ гуна муқаррар карда мешаванд?

Мо аз таҷриба медонем, ки ин таносубҳо бениҳоят гуногунанд. Агар мо ягон молро, масалан, гандумро гирем, мо хоҳем дид, ки як квартер гандум ба молҳои дигари гуногун аз рӯи таносубҳои бениҳоят ҳархела мубодила карда мешавад. Аммо, *азбаски арзиши он*, бо вуҷуди дар аб-

решим, тилло ё ягон моли дигар ифода карда шудаваш, *дар ҳамаи ин мавридҳо як хел мондан мегирад*, ба ин сабаб ин арзиш бояд аз он *таносубҳои ҳархелае*, ки вай аз рӯи онҳо ба молҳои дигар *мубодила* карда мешавад, аз ягон ҷиҳат фарқ дошта ва як чизи ба онҳо новобастае бошад. Бояд чунин имконияте мавҷуд бошад, ки ин арзиш дар як шакли аз ин таносубҳои ҳархелаи баробарии байни молҳои гуногун фарқноке ифода карда шавад.

Сонӣ: агар ман як квартер гандум ба оҳан аз рӯи таносуби муайян мубодила карда мешавад ё ки арзиши як квартер гандум дар миқдори муайяни оҳан ифода карда мешавад мегуфта бошам, ман бо ҳамин мегӯям, ки арзиши гандум ва эквиваленти дар шакли оҳан доштаи он ба кадом *як чизи сеюме*, ки на гандум асту на оҳан, баробаранд, зеро ман ҳаминро асос мекунам, ки ин молҳо айни як бузургиро дар ду шакли гуногун ифода менамоянд. Бинобар ин ҳар кадоме аз ин молҳо, чи гандум ва чи оҳан, бояд новобаста ба якдигар ба ин чизи сеюм, ки ченаки умумии онҳост, гардонда шавад.

Барои он ки ин нукта равшан гардад, ман аз геометрия як мисоли хеле оддие меоварам. Мо дар вақти саҳни секунҷаҳои намуду бузургии гуногундоштаро муқоиса намуданамон ё ки дар вақти саҳни секунҷаҳоро бо саҳни росткунҷаҳо ё ягон шаклҳои дигари ростхат муқоиса намуданамон чӣ гуна рафтор мекунем? Мо саҳни ҳар чи хел секунҷаро ба шакли аз шакли зоҳирии он тамоман фарқноке меоварем. Азбаски мо аз хосиятҳои секунҷа медонем, ки саҳни он ба нимаи ҳосили зарби асосу баландии он баробар аст, ба ин сабаб мо бузургиҳои гуногуни ҳамаи навъҳои секунҷаҳо ва ҳамаи шаклҳои ростхатро бо якдигарашон муқоиса карда метавонем, чунки ҳар кадоме аз ин шаклҳо метавонад ба адади муайяни секунҷаҳо ҷудо карда шавад.

Нисбат ба арзишҳои молҳо ҳам аз ҳамин метод истифода бурдан лозим аст. Мо бояд дорои чунин имконияте бошем, ки ҳамаи онҳоро ба як ифодаи барои ҳамаашон умумибудае оварем ва онҳоро фақат аз рӯи таносубҳои айни як андозаи якхелае, ки дар худашон доранд, фарқ намоем.

Азбаски *арзишҳои мубодилавии* молҳо фақат *функцияҳои ҷамъиятии* ин чизҳо мебошанд ва бо хосиятҳои *табиии* онҳо ҳеҷ умумияте надоранд, бинобар ин мо пеш аз ҳама бояд чунин савол диҳем: *субстанцияи* умумии *ҷамъиятии* ҳамаи молҳо чӣ гуна аст? Субстанцияи умумии ҷамъиятии онҳо *меҳнат* аст. Барои он ки мол истеҳсол карда шавад, ба он ба миқдори муайян меҳнат сарф кардан ё ки дар он ба миқдори муайян меҳнат гузоштан зарур аст. Ва ман на дар бораи умуман *меҳнат*, балки дар бораи меҳнати *ҷамъиятӣ* гап зада истодаам. Одаме, ки бевосита барои эҳтиёҷоти худаш, барои истеъмол кардани худаш чиз истеҳсол менамояд, *мол* не, балки *маҳсулот* ба вуҷуд меоварад. Ин одам, ҳамчун истеҳсолкунандае, ки барои худаш кор мекунад, бо ҷамъият ҳеҷ вобаста нест. Аммо барои истеҳсол намудани *мол*, одам на фақат бояд чизе истеҳсол намояд, ки ин ё он эҳтиёҷи *ҷамъиятиро* қонеъ мекарда бошад, балки худи меҳнати ӯ ҳам бояд қисми ҷудонашавандаи суммаи умумии меҳнати аз тарафи ҷамъият сарф карда мешудагиро ташкил кунад. Меҳнати ӯ бояд ба *тақсимоти меҳнати дохили ҷамъият* тобеъ кунонда шавад. Ин меҳнат бе қисмҳои дигари меҳнат ҳеҷ аст ва дар навбати худ барои *пурра кардани* қисмҳои дигари меҳнат зарур аст.

Дар ҳангоми ба *молҳо арзиш* гуфта баҳо доданамон, мо ба онҳо фақат *меҳнати ҷамъиятии муҷассамшуда, фароҳамомада* ё ки *таҷассумъёфта* гуфта баҳо медиҳем. Аз ҳамин нуқтаи назар онҳо аз якдигар фақат бо миқдори зиёдтар ё камтари меҳнатро ифода намуданашон *фарқ карда* метавонанд. Масалан, ба истеҳсоли даструймоли шоҳӣ мумкин аст, назар ба истеҳсоли як хишт, миқдори зиёдтари меҳнат сарф карда шавад. Аммо *миқдори меҳнат* бо чӣ чен карда мешавад? *Бо вақти давом кардани меҳнат* — бо соат, рӯз ва ҳоказо чен карда мешавад. Барои он ки ба меҳнат татбиқ намудани ин ченак мумкин гардад, ҳамаи навъҳои меҳнат бояд ба як навъи умумии меҳнат — ба меҳнати миёна, ё ки оддӣ гардонда шаванд.

Инак, мо ба чунин хулоса меоем: мол ба он сабаб *арзиш* дорад, ки вай *таҷассумъёбии меҳнати ҷамъиятӣ* мебошад. *Бузургии* арзиши мол ё ки арзиши нисбии он ба бисьёрӣ ё камии миқдори субстанцияи ҷамъиятии дар он мавҷудбуда вобаста аст, яъне бузургии арзиши мол ба миқдори нисбии меҳнати барои истеҳсоли мол зарурбуда вобаста аст. Ба ҳамин тариқ, *арзишҳои нисбии молҳо* бо *миқдорҳо ё суммаҳои мувофиқи меҳнати ба ин молҳо сарф кардашуда, дар онҳо таҷассумъёфта, дар онҳо фароҳамомада* муайян мегарданд. Миқдорҳои *мувофиқи* молҳое, ки барои истеҳсол намуданашон *миқдори якхелаи*

*вақти кор* даркор аст, ба якдигар *баробаранд*. Ё худ: миқдори меҳнати дар як мол фароҳамомада ба миқдори меҳнати дар моли дигар фароҳамомада чӣ гуна нисбат дошта бошад, арзиши моли якум ҳам ба арзиши моли дуюм он гуна нисбат дорад.

Ман пешакӣ пай бурда истодаам, ки бисьёре аз шумоён чунин саволе хоҳанд дод: оё дар байни ду даъво, ки яке: арзишҳои молҳо *бо музди кор* муайян мегарданд гуфтан аст ва дигаре: арзишҳои молҳо бо *миқдори нисбии меҳнати* барои истеҳсол намудани онҳо зарурбуда муайян мегарданд гуфтан аст, ҳақиқатан фарқи ин қадар калоне ё умуман ягон фарқе вуҷуд дорад? Аммо шумо бояд ҳаминро донista гиред, ки *подоши* меҳнат ва *миқдори* меҳнат — чизҳои тамоман дигар-дигаранд. Масалан, фарз кунем, ки ба як квартер гандум ва ба як унция тилло *ба миқдори баробар* меҳнат сарф карда шудааст. Ман аз ин мисол ба он сабаб истифода мебарам, ки онро *Бенҷамин Франклин* дар *«Тадқиқоти хурде оид ба табиату зарурати пули коғазӣ»* ном якумин асари дар соли 1729 нашршудаи худ овардааст, ки дар ин асар ӯ табиати ҳақиқии арзишро яке аз касони аввалин шуда пай бурдааст. Инак, мо фарз кардем, ки як квартер гандум ва як унция тилло *арзишҳои баробар* ё ки *эквивалент* ҳастанд, чунки онҳо *таҷассумьёбии миқдорҳои баробари меҳнати миёна*, фалон рӯз ё фалон ҳафта меҳнати дар онҳо ба тарзи мувофиқ фароҳам омадагӣ мебошанд. Арзишҳои нисбии тилло ва ғалларо ин гуна муайян намуда истода, оё мо дар ягон тарз ба ёрии *музди кори* коргари хоҷагии қишлоқ ё кӯҳкан муроҷиат мекунем? Ҳеҷ не. Мо чунин масъалаеро, ки ба меҳнати якрӯза ё ҳафтаинаи онҳо *чӣ гуна* музд дода шудааст, ва ҳатто чунин масъалаеро, ки оё умуман меҳнати кироя кор фармуда шудааст ё не, тамоман шарҳ намедиҳем. Агар меҳнати кироя кор фармуда шуда бошад, дар он сурат музди кори ин ҳар ду коргар метавонист асло баробар набошад. Коргаре, ки меҳнаташ дар як квартер гандум таҷассум ёфтааст, метавонист фақат 2 бушель гандум гирад, коргари машғули кӯҳканӣ бошад — $1/2$ унция тилло гирад. Ё ки, агар музди кори онҳо баробар аст, гуфта фарз кунем, ин музди кор аз арзиши молҳое, ки онҳо истеҳсол кардаанд, метавонад аз рӯи таносубҳои хеле гуногун фарқ дошта бошад. Вай метавонад ба $1/2$, $1/3$, $1/4$, $1/5$ ё ягон ҳиссаи дигари квартери ғалла ё унцияи тилло баробар бошад. *Музди кори* онҳо, албатта,



аз арзиши молҳои истеҳсол кардагиашон наметавонад *зиёд* бошад, наметавонад аз он *бисьёртар* бошад, вале вай метавонад аз арзиши ҳамин молҳо *кам* бошад, он ҳам ба дараҷаи хеле гуногун кам бошад. *Музди кори* онҳо бо *арзишҳои* маҳсулот *маҳдуд* хоҳад буд, аммо *арзишҳои маҳсулоти онҳо* бо музди кор асло маҳдуд нестанд. Муҳимтаринаш ин аст, ки арзишҳо, арзишҳои нисбӣ, масалан, арзишҳои ғалла ва тилло, тамоман қатъи назар аз арзиши меҳнате, ки истеъмол карда шудааст, яъне қатъи назар аз *музди кор*, муқаррар карда мешаванд. Бинобар ин бо *миқдорҳои нисбии меҳнати дар молҳо фароҳам омадагӣ* муайян намудани арзиши молҳо чунон чизест, ки аз методи тавтологии бо арзиши меҳнат ё бо *музди кор* муайян намудани арзиши молҳо тамоман фарқ дорад. Аммо ин масъала дар рафти тадқиқотамон боз ҳам равшан карда мешавад.

Дар ҳангоми арзиши мубодилавии молро ҳисоб карданамон мо бояд ба миқдори меҳнате, ки дар давраи *охирини* истеҳсолот истеъмол карда шудааст, миқдори меҳнати *пештар* ба ашьёи хоми мол сарф кардашударо ва меҳнатеро, ки ба таҷҳизот, асбоб, машина ва биноҳои барои ба амал баровардани меҳнат зарур будагӣ сарф карда шудааст, зам кунем. Масалан, арзиши миқдори муайяни ресмони пахтагӣ таҷассумьёбии як миқдор меҳнатест, ки дар процесси ресмонресӣ ба пахта зам карда шудааст, як миқдор меҳнатест, ки пештар ба истеҳсоли худи пахта сарф карда шудааст, як миқдор меҳнатест, ки дар ангишт, равған ва дигар материалҳои ёрирасони дар вақти кор истеъмолшаванда таҷассум ёфтааст, як миқдор меҳнатест, ки ба машинаи буғгард, дукҳо, бинои фабрика ва ғайра сарф карда шудааст. Олатҳои истеҳсолот дар маънои аслии ин калима, чунончи: асбобҳо, машинаҳо, биноҳо дар процессҳои такроршавандаи истеҳсолот дар зарфи муддати каму беш давомдоре гаштаю баргашта хизмат мекунанд. Агар онҳо, мисли ашьёи хом, яку якбора фасурда мешуданд, дар он сурат тамоми арзиши онҳо ба молҳое, ки дар истеҳсол карданашон ин олатҳо кор фармуда мешуданд, якбора кӯчонида мешуд. Аммо азбаски, масалан, дук фақат оҳиста-оҳиста фасурда мешавад, ба ин сабаб ҳисоби миёна ба амал оварда шуда, барои ин ҳисоб андарьяк чанд вақт хизмат кардани дук ва дар зарфи давраи муайян, фаразан, дар зарфи як рӯз андарьяк чӣ қадар фасурда шудани он асос карда гирифта мешавад.

Бо ҳамин роҳ мо ҳисоб карда мебароварем, ки кадом қисми арзиши дук ба ресмони ҳар рӯз ресидашуда кӯчонида мешавад ва, аз ин рӯ, кадом қисми тамоми миқдори меҳнате, ки масалан, ба як қадоқ ресмон сарф карда шудааст, ба меҳнати пештар дар дук таҷассум ёфтагӣ рост меояд. Барои мақсаде, ки дар пеши мо истодааст, ба ин масъала як қадар муфассалтар истода гузаштан ҳоҷат надорад.

Мумкин аст ба назар чунин намояд, ки агар арзиши мол бо *миқдори меҳнати ба истеҳсоли он сарф кардашуда* муайян мегардида бошад, дар он сурат, одам ҳар қадар танбалтар ва беҳунартар бошад, моли истеҳсол кардагиаш арзиши ҳамон қадар зиёдтаре хоҳад дошт, чунки барои истеҳсол намудани ин мол вақти кор ҳамон қадар бисьёртар талаб карда мешавад. Аммо ин гуна хулоса баровардан иштибоҳи ғамангез мебуд. Шумо дар хотир доред, ки ман ибораи «меҳнати *ҷамъиятӣ*»-ро кор фармудаам, ин ибораи *«ҷамъиятӣ»* бошад, хеле бисьёр чизҳоро мефаҳмонад. Вақто ки мо мегӯем: арзиши молро *миқдори меҳнати* ба он сарф кардашуда ё дар он таҷассумгардида муайян мекунад,— мо *миқдори меҳнатеро* дар назар дорем, ки дар ҳолати муайяни ҷамъият, дар шароити муайяни миёнаи истеҳсолот, дар дараҷаи муайяни миёнаи ҷамъиятии шиддатнокӣ ва пурҳунарии меҳнати истеъмолшаванда барои истеҳсол намудани мол *зарур аст.* Вақте ки дар Англия дастгоҳи буғгарди бофандагӣ бо дастгоҳи дастӣ ба рақобат кардан шурӯъ намуд, дар он сурат барои ба як ярд газвори пахтагӣ ё моҳут табдил додани миқдори муайяни ресмон фақат нисфи вақти кори пештара даркор шуда монд. Дуруст аст, ки ба бечора бофандаи дастикор лозим меомад, ки акнун ба ҷои 9 ё 10 соати пештара рӯзе 17—18 соат кор кунад. Аммо дар маҳсулоти меҳнати 20-соатаи ӯ акнун фақат 10 соат меҳнати ҷамъиятӣ, ё 10 соат меҳнате, ки барои ба матоъ табдил додани миқдори муайяни ресмон аз ҷиҳати ҷамъиятӣ зарур аст, мавҷуд буд. Ба ин сабаб арзиши маҳсулоти 20-соата меҳнати ӯ акнун аз арзише, ки пештар дар маҳсулоти 10-соатаи ӯ вуҷуд дошт, зиёд набуд.

Хуллас, агар арзишҳои мубодилавии молҳо бо миқдори меҳнати аз ҷиҳати ҷамъиятӣ зарурбудаи дар онҳо таҷассум ёфтагӣ муайян мегардида бошанд, пас дар баробари ҳар як зиёдшавии миқдори меҳнате, ки барои истеҳсол намудани мол даркор аст, арзиши мол бояд зиёд шавад ва дар баробари ҳар як камшавии ин миқдори меҳнат арзиши мол бояд кам шавад.



Агар миқдори меҳнате, ки барои истеҳсол намудани молҳои муайян зарур аст, миқдори доимӣ шуда монад, дар он сурат арзишҳои нисбии молҳо ҳам арзишҳои доимӣ мебуданд. Аммо дар ҳақиқат ин тавр нест. Миқдори меҳнате, ки барои истеҳсоли мол зарур аст, дар баробари тағьир ёфтани қувваи истеҳсолкунандаи меҳнати истеъмолшаванда муттасилан тағьир ёфта меистад. Қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат ҳар қадар баландтар бошад, дар вақти муайяни кор маҳсулот ҳамон қадар бисьёртар истеҳсол карда мешавад, ва қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат ҳар қадар пасттар бошад, дар зарфи воҳиди вақт маҳсулот ҳамон қадар камтар истеҳсол карда мешавад. Агар, масалан, ба муносибати афзоиши аҳолӣ заминҳои камҳосилтарро ба кор даровардан зарур шуда монад, дар он сурат миқдори пештараи маҳсулотро фақат ба шарти сарф намудани миқдори зиёдтари меҳнат ҳосил кардан мумкин мегардид, ва арзиши маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар натиҷаи ин зиёд шуда мерафт. Аз тарафи дигар, агар як ресмонрес аз воситаҳои ҳозиразамони истеҳсолот истифода бурда, дар зарфи як рӯзи кор назар ба он ки пештар дар зарфи ҳамин як рӯз ба воситаи дуки дастӣ ресида метавонист, чанд ҳазор баробар зиёдтар пахтаро ресмон мекарда бошад, пас равшан аст, ки ҳар як қадоқи пахта акнун меҳнати ресмонресро аз пештара дида чанд ҳазор баробар камтар мегирад ва, аз ин рӯ, арзише, ки дар процесси ресмонресӣ ба ҳар як қадоқ пахта зам мешавад, аз пештара дида чанд ҳазор баробар камтар мешавад. Арзиши ресмон мувофиқи ҳамин кам мешавад.

Агар тафовутеро, ки одамони гуногун дар хусусиятҳои табиии худ ва аз ҷиҳати малакаҳои дар истеҳсолот пайдокардаи худ доранд, як сӯ гузорем, дар он сурат қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат бояд асосан:

1) ба шароити *табиии* меҳнат, чунончи: ба ҳосилхезии замин, бойгарии конҳо ва ҳоказо вобаста бошад;

2) ба такмильёбии торафтафзояндаи *қувваҳои ҷамъиятии меҳнат* вобаста бошад; ин такмильёбӣ дар натиҷаи дар миқьёси калон ба роҳ мондани истеҳсолот, концентрацияи капитал, комбинация намудани меҳнат, тақсимоти меҳнат, кор фармудани мошинаҳо, мукаммалкунии методҳои истеҳсолот, ба кор бурдани қувваҳои химиявӣ ва дигар қувваҳои табиӣ, бо ёрии воситаҳои ало-

қаю транспорт ва ҳар гуна ихтироъҳои дигар кӯтоҳ кардани вақт ва фазо ба вуҷуд меоянд; илм ба воситаи ана ҳамин ихтироъҳо қувваҳои табиатро ба хизмат кардан ба меҳнат водор менамояд ва ба туфайли ҳамин ихтироъҳо характери ҷамъиятӣ ё кооперативии меҳнат инкишоф меёбад. Қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат ҳар қадар баландтар бошад, ба миқдори муайяни маҳсулот меҳнат ҳамон қадар камтар сарф карда мешавад ва, аз ин рӯ, арзиши маҳсулот ҳамон қадар камтар мешавад. Қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат ҳар қадар пасттар бошад, ба айни як миқдори маҳсулот меҳнат ҳамон қадар зиёдтар сарф карда мешавад ва, аз ин рӯ, арзиши он ҳамон қадар баландтар мешавад. Бинобар ин мо нуктаи зеринро ҳамчун қонуни умумие муқаррар карда метавонем:

*Арзишҳои молҳо ба вақти коре, ки ба истеҳсоли онҳо сарф карда шудааст, роста мутаносибанд ва ба қувваи истеҳсолкунандаи меҳнати сарф кардашуда чаппа мутаносибанд.*

То ҳол мо дар бораи арзиш гап задем, акнун ман дар бораи *нарх*, дар бораи шакли махсусе, ки арзиш ба худаш мегирад, якчанд сухан илова менамоям.

Нарх, ки ба худии худ гирифта шуда бошад, *ҷуз ифодаи пулии арзиш* чизи дигаре нест. Масалан, дар Англия арзишҳои ҳамаи молҳо бо нархҳои тилло ифода карда мешаванд, ва ҳол он ки дар континент онҳо аксаран бо нархҳои нуқра ифода карда мешаванд. Арзиши тилло ё нуқра, мисли арзиши ҳамаи молҳои дигар, бо миқдори меҳнате, ки барои ҳосилкунии онҳо зарур аст, муайян мегардад. Шумо суммаи муайяни маҳсулоти мамлакати худро, ки дар ин маҳсулот миқдори муайяни меҳнати миллии шумо таҷассум гардидааст, ба маҳсулоти мамлакатҳое, ки тилло ва нуқра истеҳсол менамоянд, ба маҳсулоте, ки дар вай миқдори муайяни меҳнати *онҳо* таҷассум гардидааст, мубодила менамоед. Одамон маҳз бо чунин роҳ, яъне дар ҳақиқати ҳол ба воситаи мубодила намудани мол ба мол, бо тилло ва нуқра ифода кардани арзишҳои ҳамаи молҳоро, яъне миқдори меҳнати ба истеҳсоли молҳо сарфшавандаро, ёд мегиранд. Ба ин *ифодаи пулии арзиш* ё ки, ду понздаҳ — як сӣ гуфтагӣ барин,— ба ҳодисаи *ба нарх мубаддал шудани арзиш* бодиққаттар нигоҳ кунед, ва шумо хоҳед дид, ки дар ин ҷо мо бо чунон процессе кордор мебошем, ки ба воситаи ин процесс *арзишҳои* ҳамаи молҳо *шакли мустақил ва якҷинса* пайдо мекунанд, ё ки



ба воситаи ин процесс онҳо ҳамчун миқдорҳои меҳнати *якхелаи* ҷамъиятӣ ифода карда мешаванд. Нархро, аз баски вай фақат ифодаи пулии арзиш аст, *Адам Смит нархи табиӣ* номида буд, физиократҳои француз бошанд— «нархи зарурӣ» номида буданд.

Пас таносуби байни *арзиш* ва *нархҳои бозор* ё ки байни *нархҳои табиӣ* ва *нархҳои бозор* чӣ гуна аст? Ба ҳамаатон маълум аст, ки шароити истеҳсолоти истеҳсолкунандагони алоҳида ҳарчанд гуногун бошад ҳам, *нархи бозории* ҳамаи молҳои якҷинса *як хел* аст. Нархҳои бозор фақат *миқдори миёнаи меҳнати ҷамъиятиеро*, ки дар шароити миёнаи истеҳсолот барои бо миқдори муайяни маснуоти муайян таъмин кардани бозор зарур аст, ифода менамоянд. Нархҳои бозор мутобиқи тамоми массаи молҳои навъи муайян ҳисоб карда бароварда мешаванд. Ба ҳамин сабаб *нархи бозории* мол ба *арзиши* он мувофиқ меояд. Аз тарафи дигар, калавишҳои нархҳои бозор, ки гоҳе аз арзиш, ё ки аз нархи табиӣ, баландтар мебароянд, гоҳе аз вай пасттар мефуроянд, ба калавишҳои арзишҳо фарқ кардани таклиф ва талаб вобастаанд. Аз арзишҳо фарқ кардани нархҳои бозор доим мушоҳида карда мешавад, вале, чуноне ки *Адам Смит* мегӯяд:

«Нархи табиӣ гӯё ки нархи марказиест, ки нархҳои ҳамаи молҳо доимо ба сӯи он моиланд. Ҳар гуна ҳолатҳои тасодуфӣ нархҳои молҳоро назар ба нархи табиӣ баъзан ба дараҷаи анча баландтар нигоҳ дошта ва баъзан як қадар паст карда метавонанд. Вале қатъи назар аз ҳар гуна монеаҳое, ки нархҳоро аз ин маркази пойдор дур мекунанд, нархҳо доимо ба сӯи ин марказ моил шудан мегиранд»[12].

Ман ин масъаларо ҳозир муфассал санҷида наметавонам. Ҳаминашро гуфтан кифоя аст, ки *агар* таклиф ва талаб бо якдигар ҳамвазн мешуда бошанд, дар он сурат нархҳои бозории молҳо ба нархҳои табиии онҳо, яъне ба арзишҳои онҳо мувофиқат мекунанд, ки ин арзишҳо бо миқдори меҳнате, ки барои истеҳсол намудани ин молҳо зарур аст, муайян мегарданд. Аммо таклиф ва талаб *бояд* доим дар роҳи бо якдигар ҳамвазн шудан бикӯшанд, гарчанде ки онҳо инро фақат ба воситаи он ба амал меоваранд, ки як калавишро бо калавиши дигар, ҷои баландшавиро бо пастшавӣ ва ҷои пастшавиро бо баландшавӣ пур мекунанд. Агар шумо, ба ҷои санҷидани фақат калавишҳои ҳаррӯза, ҳаракати дар давраи давомдортар ба амаломадаи нархҳои бозорро таҳлил карда бароед, чунон

ки, масалан, ҷаноби Тук дар *«Таърихи нархҳо»* ном асараш ин гуна амал кардааст, дар он сурат шумо хоҳед дид, ки калавишҳои нархҳои бозор, аз арзишҳо фарқ кардани онҳо, баландшавиҳо ва пастшавиҳои онҳо якдигарро ба дараҷаи нестӣ мерасонанд ва ҷои якдигарро пур мекунанд; ба ҳамин тариқ, агар таъсири монополияҳо ва баъзе модификацияҳои дигарро, ки ман ҳозир дар бораи онҳо гап зада наметавонам, як сӯ гузорем, ҳамаи навъҳои молҳо ба ҳисоби миёна бо *арзишҳои* худашон, бо нархҳои табиии худашон фурӯхта мешаванд. Давраҳои миёнае, ки дар давоми онҳо калавишҳои нархҳои бозор ҷои якдигарро пур мекунанд, барои навъҳои гуногуни молҳо гуногун мебошанд, чунки барои як навъ молҳо ба талаб мувофиқ шудани таклиф осонтар ба амал меояд, барои навъҳои дигар бошад — мушкилтар ба амал меояд.

Хуллас, агар умуман, дар ҳудуди давраҳои каму беш давомдор, ҳамаи навъҳои молҳо бо арзишҳои худашон фурӯхта мешуда бошанд, пас чунин гумон кардан бемаънигӣ мебуд, ки гӯё фоида — на он фоидае ки дар мавридҳои алоҳида ҳосил карда мешавад, балки фоидаи доимӣ ва муқарраре, ки дар соҳаҳои гуногуни саноат ҳосил карда мешавад,— аз илловакунӣ ба нархҳои мол ё аз фурӯхтани молҳо бо нархе, ки *аз арзиши* онҳо зиёд аст, пайдо мешуда бошад. Агар мо ин гуна тасаввурро ҷамъбаст карда хулоса баровардани шавем, бемаънигии он равшан шуда мемонад. Ҳар он чиро, ки ягон кас ба сифати фурӯшанда доимо ба даст медароварад, ӯ бояд ба сифати харидор доимо аз даст медод. Нишон додани чунин факте, ки одамоне ҳастанд, ки харидор буда, дар айни замон фурӯшанда нестанд, ё ки истеъмолкунанда буда, дар айни замон истеҳсолкунанда нестанд, масъаларо якҷарафа карда наметавонад. Он пулеро, ки ин одамон ба истеҳсолкунандагон медиҳанд, онҳо бояд аввал аз ин истеҳсолкунандагон муфт гиранд. Агар ягон одам аввал аз шумо пул гирифта, баъд молатонро харида, ин пулро ба шумо гашта медода бошад, шумо молҳоятонро ба худи ҳамон одам бо нархи ниҳоятдараҷа баланд фурӯшед ҳам, ҳаргиз бой шуда наметавонед. Ин навъ додугирифт зарарро кам карда метавонад, аммо ба фоида овардан асло қобил нест.

Аз ин рӯ, барои фаҳмондани *табиати умумии фоида*, шумо бояд чунин нуктаеро ба асос гиред, ки ба ҳисоби миёна молҳо бо *арзишҳои ҳақиқии худашон* фурӯхта мешаванд ва *фоида аз фурӯхтани молҳо бо арзишҳои худашон*, яъне аз мутаносибан ба миқдори меҳнате, ки дар онҳо таҷассум ёфтааст, фурӯхтани онҳо ҳосил мешавад. Агар шумо фоидаро дар асоси ҳамин гумон фаҳмонда дода наметавониста бошед, пас шумо онро умуман фаҳмонда дода наметавонед. Ин гап ба назар парадокс барин менамояд ва гӯё ба таҷрибаи ҳаррӯза мухолиф аст. Вале дар гирди офтоб чарх задани замин ва аз ду газ зудафрӯз иборат будани об ҳам ба ҳамин дараҷа парадокснамо мебошад. Кас агар дар асоси таҷрибаи ҳаррӯза ҳукм кунад, ҳақиқатҳои илмӣ ҳамеша парадокс барин менамоянд, чунки ин таҷрибаи ҳаррӯза фақат ҷиҳати зоҳирии назарфиребu чизҳоро пай мебарад.



### 7. Қувваи коргарӣ

Баъд аз он ки мо, ба андозае ки дар чунин обзори мухтасар қобили имкон буд, табиати *арзиш, арзиши ҳар гуна молро* тадқиқ намудем, мо бояд акнун диққатро ба *арзиши* махсуси *меҳнат* нигаронем. Дар ин ҷо ҳам ман боз бояд шуморо бо як ақидае, ки ба назаратон парадокс барин менамояд, дар ҳайрат андозам. Ҳамаатон чунин боварӣ доред, ки шумо ҳар рӯз маҳз меҳнати худро мефурӯшед, аз ин рӯ, меҳнат нарх дорад ва — азбаски нархи мол фақат ифодаи пулии арзиши он мебошад,— ба ин сабаб эҳтимол бояд *арзиши меҳнат* гуфтанӣ чизе вуҷуд дорад. Аммо *арзиши меҳнат* гуфтанӣ чизе, ки дар маънои муқаррарии ин калима гирифта шуда бошад, дар ҳақиқат вуҷуд надорад. Мо дидем, ки миқдори меҳнати зарурӣ дар мол таҷассумгардида арзиши онро ташкил мекунад. Ва инак, агар мо ҳамин мафҳуми арзишро ба кор бурданӣ мешудем, дар он сурат арзиши, фаразан, рӯзи кори 10-соатаро чӣ гуна муайян карда метавонистем? Дар ҳамин рӯз чӣ қадар меҳнат ҳаст? 10-соата меҳнат ҳаст. Агар мо, арзиши рӯзи кори 10-соата ба 10-соата меҳнат ё ки ба миқдори меҳнати дар ҳамин рӯзи кор будагӣ баробар аст мегуфтем, ин — тавтология мебуд, ҳатто аз он ҳам бадтар — бемаънигӣ мебуд. Албатта, чи тавре ки мо, баъд аз дониста гирифтани ҳаракатҳои ҳақиқии ҷисмҳои осмонӣ, ҳаракатҳои зоҳирии ба назари мо намоёни онҳоро фаҳмонда метавонистагӣ мешавем, айнан мисли ҳамин, баъд аз кашф кардани маънои ҳақиқӣ, аммо ниҳонии ифодаи

*«арзиши меҳнат»* ҳам мо ин татбиқкунии ирроционал ва, гӯё, имконнопазири арзишро фаҳмонда метавонистагӣ мешавем.

Он чи коргар мефурӯшад, бевосита *меҳнати* ӯ намебошад, балки *қуввай коргарии* ӯст, ки онро ӯ муваққатан ба ихтиёри капиталист месупорад. Ин то ба дараҷае дуруст аст, ки дар қонунҳо — дар қонунҳои Англия чӣ хел будани инро намедонам, вале дар ҳар ҳол дар қонунҳои баъзе мамлакатҳои континент — *мӯҳлати максималие* муқаррар карда шудааст, ки ба коргар фақат ба ҳамин мӯҳлат фурӯхтани қуввай коргарии ӯ иҷозат дода мешавад. Агар ба фурӯхтани қуввай коргарӣ ба ҳар чи хел мӯҳлат иҷозат дода мешуд, дар он сурат фавран ғуломӣ аз нав барқарор мегардид. Агар ин гуна фурӯхт, масалан, тамоми муддати умри коргарро дар бар мегирифт, вай коргарро дарҳол ба ғуломи якумрии соҳибкори кирокунандаи ӯ табдил медод.

Ҳанӯз яке аз кӯҳнатарин иқтисодчиён ва аҷоибтарин философҳои Англия *Томас Гобсс,* дар *«Левиафан»* пом асараш ин фактро ба таври инстинктивӣ пай бурда буд, дар сурате ки ҳамаи ворисони ӯ ин фактро пайхас накарда буданд. Ӯ чунин мегӯяд:

> *«Арзиши* ё ки *қимати одам,* ба мисли ҳамаи чизҳои дигар, *нархи* ӯст, яъне он чизест, ки ба ивази *истифода бурда шудани қуввай* ӯ дода мешавад».

Агар мо ба ҳамин асос такья карда амал намоем, *арзиши меҳнатро* ҳам, ба мисли арзиши ҳар гуна моли дигар муайян карда метавонистагӣ мешавем.

Аммо пеш аз кардани ин кор мо бояд чунин саволе диҳем, ки чӣ тавр шуда чунон ҳодисаи аҷиб ба миён омадааст, ки мо дар бозор, аз як тараф, тоифаи харидоронеро мебинем, ки соҳиби замин, машинаҳо, ашьёи хом ва воситаҳои зиндагонӣ, яъне соҳиби он ашёҳое мебошанд, ки ба ғайр аз замини корамнашуда ҳамаашон *маҳсулоти меҳнатанд,* аз тарафи дигар, мо тоифаи фурӯшандагонеро мебинем, ки ба ғайр аз қуввай коргарии худашон, ба ғайр аз дастону каллаҳои коргарии худашон дигар ҳеҷ чизи мефурӯхтагӣ надоранд; баъзеҳо бо мақсади фоида бардоштан ва бой шудан ин қуввай коргариро доимо харида меистанд, ва ҳол он ки дигарон онро барои ёфтани ризқу рӯзии худ доимо фурӯхта меистанд. Тадқиқкунии ин масъала тадқиқкунии он чизе мебуд, ки онро иқтисодчиён *ғункунии пешакӣ,* ё ки *аввала* гуфта меноманд, аммо онро *экспроприацияи аввала* гуфта номидан лозим буд. Ин тадқиқкунӣ ба мо нишон медод, ки ин чизи *ғункунии аввала* номида мешудагӣ фақат маънои як қатор процессҳои таърихиеро дорад, ки онҳо ба *хароб шудани ягонагие,* ки дар байни одами коргар ва воситаҳои меҳнати ӯ *пештар* мавҷуд буд, оварда расонидаанд. Аммо ин гуна тадқиқот аз ҳудуди мавзӯе, ки дар пеши ман гузошта шудааст, берун мебарояд. Ин *ҷудошавии* одами меҳнаткаш аз воситаҳои меҳнат, як бор ки ба амал омадааст, минбаъд боқӣ монда мегирад ва дар миқьёси доимо васеъшаванда гаштаю баргашта такрор ёфта, то он даме давом мекунад, ки дар тарзи истеҳсолот революцияи нав ва куллие содир шуда, ин ҷудошавиро аз сари нав барҳам занад ва ягонагии аввал вуҷуддоштаро дар шакли нави таърихӣ аз нав барқарор намояд.

Инак, *арзиши қуввай коргарӣ* чист?

Монанди арзиши ҳар гуна моли дигар, арзиши қуввай коргарӣ ҳам бо миқдори меҳнате, ки барои истеҳсол намудани он зарур аст, муайян мегардад. Қуввай коргарии инсон фақат дар шахсияти зиндаи ӯ вуҷуд дорад. Одам барои ба камол расиданаш ва зиндагии худро таъмин намуданаш бояд миқдори муайяни воситаҳои зиндагониро истеъмол кунад. Аммо одам ҳам мисли машина фасурда мешавад, бинобар ин ӯро бо каси дигаре иваз намудан лозим меояд. Коргар ба ғайр аз он миқдори воситаҳои зиндагонӣ, ки барои таъмин намудани мавҷудияти худи ӯ зарур аст, боз барои тарбия кардани фарзандонаш ба як миқдор воситаҳои зиндагонӣ эҳтиёҷ дорад, ки ин фарзандони ӯ бояд дар бозори меҳнат ҷои ӯро бигиранд ва насли коргаронро абадӣ гардонанд. Ба ғайр аз он, боз суммаи муайяни арзишро барои он сарф кардан лозим меояд, ки коргар қуввай коргарии худро инкишоф дода ва ихтисоси муайяне пайдо карда тавонад. Барои мақсаде, ки дар пеши мо истодааст, дар ин ҷо санҷидани фақат меҳнати *миёна* кифоя аст, ки дар сурати истеъмол шудани ин меҳнати миёна хароҷоти тарбият ва таҳсил миқдори хеле ночизеро ташкил мекунад. Вале, аз фурсат истифода бурда, ман бояд ҳаминро ҳам қайд карда гузарам, ки азбаски хароҷоти истеҳсолкунии қуввай коргарии гуногунсифат гуногун аст, ба ин сабаб арзиши қуввай коргарии дар соҳаҳои гуногуни истеҳсолот истеъмолшаванда ҳам бояд гуногун бошад. Ин аст, ки талаби музди кори баро-

бар талабест, ки бар иштибоҳое асос ёфтааст, ин талаб як хоҳиши *бемаъниест*, ки ба амал омаданаш ҳаргиз мумкин нест. Ин талаб маҳсули он радикализми сохта ва рӯякиест, ки шартҳои пешакиро қабул кунад ҳам, аз хулоса баровардан сар печидани мешавад. Дар асоси системаи меҳнати кироя арзиши қувваи коргарӣ ҳам мисли арзиши ҳар гуна моли дигар муқаррар карда мешавад, вале азбаски навъҳои гуногуни қувваи коргарӣ арзишҳои гуногун доранд, яъне барои истеҳсоли худ миқдорҳои гуногуни меҳнатро талаб мекунанд, ба ин сабаб дар бозори меҳнат ҳам ба онҳо *бояд* нархи гуногун дода шавад. Дар асоси системаи меҳнати кироя додани *музди баробар ё лоақал фақат музди одилонаро* талаб намудан — ин айнан монанди он аст, ки кас дар асоси системаи ғуломдорӣ *озодиро* талаб кунад. Кадом чизро чизи дуруст ва одилона ҳисоб кардани шумо ба масъала дахл надорад. Масъала дар он аст, ки дар шароити системаи муайяни истеҳсолот кадом чиз чизи зарур ва ногузир мебошад.

Баъд аз ҳамаи ин гуфтаҳоямон равшан аст, ки *арзиши қувваи коргарӣ бо арзиши воситаҳои зиндагонӣ*, ки барои истеҳсол намудан, инкишоф додан, нигоҳ доштан ва абадӣ гардонидани қувваи коргарӣ заруранд, муайян мегардад.

## 8. Тавлиди арзиши изофа

Акнун фарз кунем, ки барои истеҳсол намудани миқдори миёнаи воситаҳои зиндагонӣ, ки ба коргар ҳар рӯз зарур мебошанд, *6-соата меҳнати миёна* даркор аст. Ба ғайр аз он, фарз кунем, ки ин 6-соата меҳнати миёна дар миқдори тиллое, ки ба 3 шиллинг баробар аст, таҷассум меёбад. Дар он сурат 3 шиллинг — *нархи* ё ки ифодаи пулии *арзиши якрӯзаи қувваи коргарии* ин коргар мешавад. Ӯ рӯзе 6 соат кор карда, ҳар рӯз арзишеро истеҳсол менамуд, ки вай кифоя аст барои он ки ӯ миқдори миёнаи воситаҳои зиндагонии ба худаш ҳар рӯз зарурбударо бихарад, яъне мавҷудияти худро ба сифати коргар таъмин намояд.

Аммо ин одам коргари кироя аст. Ин аст, ки ӯро лозим меояд қувваи коргарии худро ба капиталист фурӯшад. Ӯ қувваи коргарии худро рӯзе ба 3 шиллинг, ё ки ҳафтае ба 18 шиллинг фурӯхта, онро бо арзиши он фу-



рӯхтагӣ мешавад. Фарз кунем, ки ӯ ресмонрес аст. Агар ӯ рӯзе 6 соат кор кунад, ҳар рӯз ба пахта арзиши 3-шиллингиро ҳамроҳ мекунад. Йн арзише, ки ҳар рӯз аз тарафи ӯ ба пахта ҳамроҳ карда мешавад, эквиваленти саҳеҳи музди кори ӯст, ё ки эквиваленти саҳеҳи нархи қувваи коргарии ӯст, ки ин нархро ӯ ҳар рӯз гирифта меистад. Аммо дар ин маврид капиталист *ҳеҷ як арзиши изофае* ё ки *маҳсулоти изофае* намегирад. Ба ҳамин тариқ, мо дар ин ҷо ба душвории ҳақиқие дучор меоем.

Капиталист бо харида гирифтани қувваи коргарии коргар ва додани арзиши он, мисли ҳамаи харидорҳои дигар, ҳуқуқе пайдо кард, ки моли харидагиашро истеъмол намояд, аз он истифода барад. Ба мисли он ки машинаро, бо роҳи ба ҳаракат даровардани он, истеъмол менамоянд ё ки аз он истифода мебаранд, қувваи коргарии одамро ҳам, бо роҳи ба кор кардан водор намудани ӯ, истеъмол менамоянд ва аз он истифода мебаранд. Капиталист бо додани арзиши якрӯза ё ҳафтаинаи қувваи коргарии коргар ҳуқуқе пайдо кард, ки аз ин қувваи коргарӣ дар зарфи *тамоми рӯз ё тамоми ҳафта* истифода барад ё ки онро ба кор кардан водор намояд. Рӯзи кор ё ки ҳафтаи кор, албатта, ҳадди муайяне доранд. Аммо дар ин бобат мо баъдтар муфассалтар гап мезанем.

Акнун ман диққати шуморо ба як масъалаи асосӣ ҷалб кардан мехоҳам.

*Арзиши* қувваи коргарӣ бо миқдори меҳнате, ки барои нигоҳдорӣ ё такроран тавлидкунии он зарур аст, муайян мегардад, ва ҳол он ки *истифодабарии* ин қувваи коргарӣ фақат бо қобилияти коркунӣ ва қувваи ҷисмонии коргар маҳдуд аст. *Арзиши* якрӯза ё ҳафтаинаи қувваи коргарӣ як чизи аз *сарфшавии* ҳаррӯза ё ҳарҳафтагии ин қувва тамоман фарқноке мебошад, айнан монанди он ки ему хошоке, ки барои асп зарур аст, ва он вақте ки асп дар зарфи он вақт савораро бар болои худ бардошта гашта метавонад, асло айни як чиз нестанд. Миқдори меҳнате, ки *арзиши* қувваи коргарии коргар бо он маҳдуд аст, ба он миқдори меҳнате, ки қувваи коргарии ин коргар қобил аст ба ҷо оварад, асло ҳудуд шуда наметавонад. Масалан, ресмонресамонро гирем. Мо дидем, ки ӯ барои такроран тавлидкунии ҳаррӯзаи қувваи коргарии худ бояд ҳар рӯз арзиши 3-шиллингиро такроран истеҳсол кунад, ва инро ӯ рӯзе 6 соат кор карда, ба ҷо меоварад. Вале бо ин ӯ аз қобилияти рӯзе 10, 12 соат ё ки аз ин ҳам

зиёдтар кор кардан маҳрум намешавад. Аммо капиталист бо додани *арзиши* якрӯза ё ҳафтаинаи қувваи коргарии ресмонрес ҳуқуқ пайдо кард, ки аз қувваи коргарии ӯ дар зарфи *тамоми рӯз ё тамоми ҳафта* истифода барад. Бинобар ин капиталист ресмонресро маҷбур менамояд, ки вай, фаразан, рӯзе *12* соат кор кунад. *Ба ғайр аз ва ба замми* 6-соата меҳнате, ки барои додани музди кори коргар ё арзиши қувваи коргарии ӯ зарур аст, коргар *боз 6 соат* кор мекунад, ки ин 6 соатро ман соатҳои *меҳнати изофа* меномам, дар айни ҳол ин меҳнати изофа дар *арзиши изофа* ва *маҳсули изофа* таҷассум меёбад. Агар, масалан, ресмонресамон ҳар рӯз 6 соат кор карда, ба пахта арзиши 3-шиллингиро, яъне арзишеро, ки эквиваленти саҳеҳи музди кори ӯст, ҳамроҳ мекарда бошад, пас дар зарфи 12 соат ӯ ба пахта арзиши 6-шиллингиро ҳамроҳ мекунад ва *миқдори изофаи мувофиқи ресмонро* истеҳсол менамояд. Азбаски ӯ қувваи коргарии худро ба капиталист фурӯхтааст, пас тамоми арзише, ки ӯ ба вуҷуд меоварад, ё тамоми маҳсулоте, ки ӯ ба вуҷуд меоварад, аз они капиталист мебошад, чунки капиталист pro tempore * молики қувваи коргарии ӯст. Аз ин рӯ, капиталист 3 шиллинг сарф карда, ба туфайли он арзиши 6-шиллингиро реализация мекунад, чунки ӯ ба арзише, ки дар он 6-соата меҳнат таҷассум ёфтааст, пул сарф карда, дар ивази он арзишеро ба даст меоварад, ки дар он 12-соата меҳнат таҷассум ёфтааст. Капиталист ҳамин процессро ҳар рӯз такрор карда, ҳар рӯз 3 шиллинг сарф кардан мегирад ва ҳар рӯз ба кисаи худ 6 шиллинг задан мегирад, ки нисфи он аз сари нав ба додани музди кор меравад, нисфи дигараш бошад *арзиши изофаро* ташкил мекунад, ки барои вай капиталист ҳеҷ як эквиваленте намедиҳад. Истеҳсолоти капиталистӣ, ё ки системаи меҳнати кироя, маҳз ба *ҳамин навъ мубодилаи байни капитал ва меҳнат* асос ёфтааст, ва ҳамин мубодила бояд доимо боиси он гардад, ки коргар ба сифати коргар такрор мешавад, капиталист бошад — ба сифати капиталист.

Дар сурати баробар будани шароитҳои дигар *нормаи арзиши изофа* ба таносуби байни он қисми рӯзи кор, ки барои такроран тавлидкунии арзиши қувваи коргарӣ зарур аст, ва *вақти изофа* ё *меҳнати изофа*, ки барои капиталист ба ҷо оварда мешавад, вобаста аст. Аз ин рӯ, нормаи арзиши изофа ба он вобаста аст, ки *рӯзи кор ба ғайр*

* — муваққатан. *Ред.*



*аз он вақте* ки дар зарфи он коргар бо меҳнати худ фақат арзиши қувваи коргарии худро такроран тавлид мекунад ё ҷои музди кори худро пур менамояд, *чӣ қадар давом мекунад.*

### 9. Арзиши меҳнат

Акнун мо бояд ба сари ибораи *«арзиш ё нархи меҳнат»* баргардем.

Мо дидем, ки дар ҳақиқат ин — ба ҷуз арзиши қувваи коргарӣ чизи дигаре нест, ва ин арзиши қувваи коргарӣ бо арзиши молҳое, ки барои нигоҳдории он заруранд, чен карда мешавад. Аммо азбаски коргар музди кори худро *баъд аз* тамом кардани меҳнати худ мегирад ва азбаски, ба ғайр аз ин, коргар медонад, ки дар асл ӯ ба капиталист маҳз меҳнати худро медиҳад, ба ин сабаб арзиши ё нархи қувваи коргарии ӯ ногузир ба назараш *нарх* ё *арзиши худи меҳнаташ* барин менамояд. Агар нархи қувваи коргарии ӯ ба 3 шиллинг баробар буда, дар он 6-соата меҳнат таҷассум ёфта бошад, ва агар дар баробари ҳамин ӯ 12 соат кор мекарда бошад, дар он сурат ӯ ногузир ин 3 шиллингро арзиши ё нархи 12-соата меҳнат мешуморад, гарчанде ки ин 12-соата меҳнат дар арзиши 6-шиллингӣ таҷассум меёбад. Аз ин ҷо ду хулоса мебарояд:

*Аввалан: арзиш ё нархи қувваи коргарӣ* ба худ ранги *нарх ё арзиши худи меҳнатро* мегирад, гарчанде ки, ҷиддӣ гӯем, арзиши ва нархи меҳнат терминҳои бемаънӣ мебошанд.

*Сониян:* агарчи фақат ба як қисми меҳнати якрӯзаи коргар *музд дода мешавад* ва қисми дигараш бемузд мемонад, ва агарчи маҳз ҳамин меҳнати бемузд, ё меҳнати изофа, он фондеро ташкил мекунад, ки аз вай *арзиши изофа*, ё *фоида* ҳосил мегардад, бо вуҷуди ҳамин ба назар чунин менамояд, ки гӯё тамоми меҳнат меҳнати муздпок бошад.

Ин чизи зоҳирии назарфиреб *меҳнати кирояро* аз шаклҳои дигари *таърихии* меҳнат фарқ мекунонад. Дар асоси системаи меҳнати кироя ҳатто меҳнати *бемузд* меҳнати *муздпок* барин менамояд. Дар вазъияти ғулом, баръакс, ҳатто қисми муздноки меҳнати вай меҳнати бемузд барин менамояд. Ғулом, барои он ки кор карда тавонад,

албатта, бояд зиндагӣ кунад, бинобар ин як қисми рӯзи кори ӯ барои ба вуҷуд овардани арзиши таъминоти худи ӯ меравад. Аммо азбаски дар байни ғулом ва хӯҷаин ҳеҷ як муоҳидае баста намешавад, азбаски дар байни ҳар ду тараф ҳеҷ як муомилаи харидуфурӯш содир намешавад, ба ин сабаб тамоми меҳнати ғулом меҳнати бемузд барин менамояд.

Аз тарафи дигар, деҳқони крепостнойро гирем, ки вай, гуфтан мумкин, ҳанӯз дирӯз дар тамоми шарқи Европа вуҷуд дошт. Ин деҳқон, масалан, 3 рӯз дар сари замини худаш ё дар замини ба ӯ додашуда барои худаш кор мекард, 3 рӯзи дигар бошад дар мулки хӯҷаини худ меҳнати маҷбурӣ ва бемуздро ба ҷо меовард. Ба ҳамин тариқ, дар ин ҷо қисми муздноки меҳнат аз қисми бемузди он аз ҷиҳати вақту фазо ба таври ба назар намоён ҷудо карда шуда буд, бинобар ин либералҳои мо худи фикри ба кори бемузд маҷбур намудани одамро фикри бемаъни ҳисоб карда, аз ҷиҳати маънавӣ ғазабнок мешуданд.

Ва ҳол он ки, одам ҳафтае 3 рӯз дар сари замини худ барои худаш кор карда, 3 рӯз дар мулки хӯҷаини худ бемузд кор карда медиҳад-мӣ, ё ин ки ӯ дар фабрика ва ё дар устохона рӯзе 6 соат барои худаш ва 6 соат барои соҳибкори худ кор мекунад-мӣ, ин ҳар ду ҳолат айни як чиз аст, гарчанде ки дар ҳолати дуюм қисми муздноки меҳнат бо қисми бемузди он зич пайваста мебошад ва табиати тамоми ин додугирифт бо ҳамин тамоман рӯпӯш карда шудааст, ки дар миёни тарафайн *шартнома вуҷуд дорад* ва дар охири ҳафта *музди кор дода мешавад*. Дар як маврид меҳнати бемузд ба назар меҳнати ихтиёрӣ, дар мавриди дигар бошад — меҳнати маҷбурӣ барин менамояд. Тамоми фарқ дар ҳамин аст.

Агар ман ибораи *«арзиши меҳнат»*-ро кор мефармуда бошам, пас фақат ҳамчун термини муқаррарии маъмуле барои ифодаи *«арзиши қувваи коргарӣ»* кор мефармоям.

### 10. Фоида дар сурати бо арзиши худаш фурӯхта шудани мол ба даст оварда мешавад

Фарз кунем, ки як соати миёнаи меҳнат дар арзише, ки ба 6 пенс баробар аст, таҷассум меёбад, ё ки 12 соати миёнаи меҳнат дар 6 шиллинг таҷассум меёбад. Баъд



фарз кунем, ки арзиши меҳнат ба 3 шиллинг ё ба маҳсулоти меҳнати 6-соата баробар аст. Сонӣ, агар дар ашёи хом, машинаҳо ва ғайра, ки дар процесси истеҳсоли мол истифода карда шудаанд, 24 соати миёнаи меҳнат таҷассум ёфта бошад, дар он сурат арзиши онҳо 12 шиллингро ташкил мекунад. Агар, ба ғайр аз ин, коргари аз тарафи капиталист киро кардашуда ба ин воситаҳои истеҳсолот 12-соата меҳнати худро ҳамроҳ кунад, дар он сурат ин 12-соата меҳнат арзиши иловагии 6-шиллингиро ба вуҷуд меоварад. Инак, *арзиши умумии маҳсулот* 36-соата меҳнати шакли ашёъ гирифтаро ташкил мекунад ва ба 18 шиллинг баробар мешавад. Вале азбаски арзиши меҳнат, ё музди кори ба коргар додашуда фақат ба 3 шиллинг баробар аст, ба ин сабаб барои 6-соата меҳнати изофае, ки аз тарафи коргар сарф карда шуда ва дар арзиши мол таҷассум ёфтааст, капиталист ҳеҷ эквивалент намедиҳад. Капиталист ин молро ба арзиши он, яъне ба 18 шиллинг фурӯхта истода, ба ҳамин тариқ, он арзиши 3-шиллингиеро ҳам, ки барои вай ҳеҷ эквиваленте надодааст, реализация мекунад. Ин 3 шиллинг арзиши изофа, ё фоидаи ӯро ташкил мекунад, ки ӯ ҳамин фоидаро ба кисаи худ мезанад. Аз ин рӯ, фоидаи 3-шиллингиро реализация кардани капиталист на аз он сабаб аст, ки ӯ моли худро бо нархи аз арзиши он *зиёдтаре* мефурӯхта бошад, балки аз он сабаб аст, ки онро *бо арзиши ҳақиқии он* мефурӯшад.

Арзиши мол бо *миқдори умумии меҳнате*, ки дар он мавҷуд аст, муайян мегардад. Аммо як қисми ин миқдори меҳнат дар арзише таҷассум ёфтааст, ки барояш дар шакли музди кор эквивалент дода шуда буд, қисми дигари он бошад дар арзише таҷассум ёфтааст, ки барояш *ҳеҷ* эквиваленте дода *нашуда* буд. Як қисми меҳнате, ки дар мол мавҷуд аст, меҳнати *муздноқ* буда, қисми дигари он — меҳнати *бемузд* аст. Аз ин рӯ, капиталист моли худро *бо арзиши он*, яъне ҳамчун таҷассумъёбии *тамоми миқдори меҳнате*, ки ба мол сарф карда шудааст, фурӯхта истода, онро ҳатман бо фоида мефурӯшад. Ӯ на фақат он чизеро, ки барояш эквивалент додааст, балки он чизеро ҳам мефурӯшад, ки ба худаш тамоман муфт афтодааст, гарчанде ки онро коргари ӯ меҳнат сарф карда ба вуҷуд овардааст. Ба капиталист ба чӣ қимат афтодани мол ва дар ҳақиқат чӣ қимат доштани он — ин ду чизи тамоман дигар — дигар аст. Инак, такрор карда мегӯям — фоидаи нормалӣ ва

миёна на аз фурӯхтани молҳо бо нархи аз арзиши ҳақиқии онҳо *баландтаре,* балки дар сурати бо *арзиши ҳақиқии* худашон фурӯхтани онҳо ҳосил мешавад.

### 11. Қисмҳои гуногун, ки арзиши изофа ба онҳо ҷудо мешавад

*Арзиши изофаро,* ё он қисми тамоми арзиши молро, ки дар вай меҳнати изофаи — ё *меҳнати бемузди* — коргар таҷассум ёфтааст, ман *фоида* меномам. На тамоми ин фоида ба кисаи капиталисти соҳибкор медарояд. Монополияи замин ба заминдор имконият медиҳад, ки як қисми ин *арзиши изофаро* бо номи *рента* аз они худ кунад, дар айни ҳол ҳеҷ тафовуте надорад, ки оё аз замин барои хоҷагии қишлоқ, барои иморатсозӣ, барои роҳҳои оҳан ё ки барои ягон мақсади дигари истеҳсолӣ истифода бурда мешавад. Аз тарафи дигар, он факт, ки соҳиби *воситаҳои меҳнат* будан ба капиталисти соҳибкор имконият медиҳад, ки *арзиши изофа* тавлид намояд ё ки, ду понздаҳ — як сӣ гуфтагӣ барин, *як миқдор меҳнати бемуздро аз они худ кунад,* ҳамин факт боиси он мегардад, ки моликн воситаҳои меҳнат, ки ин воситаҳоро комилан ё қисман ба капиталисти соҳибкор қарз медиҳад, хулоса, *капиталисте, ки пул қарз медиҳад,* чунин имконияте пайдо мекунад, ки қисми дигари он арзиши изофаро бо номи *процент* ба худаш талаб карда гирад. Ба ҳамин тариқ, ба капиталисти соҳибкор, *чунон ки ҳаст,* фақат он чизе боқӣ мемонад, ки фоидаи *саноатӣ,* ё тиҷоратӣ ном дорад.

Чунин масъалае, ки дар миёни се тоифа одамони зикршуда тақсим ёфтани тамоми суммаи арзиши изофа бо чӣ гуна қонунҳо ба тартиб андохта мешавад, ба мавзӯи мо ҳеҷ дахл надорад. Аммо аз ҳамаи ин гуфтаҳоямон хулосаи зерин мебарояд:

*Рента, процент ва фоидаи саноатӣ* — инҳо фақат *номҳои дигар-дигари қисмҳои гуногуни арзиши изофаи* мол ё *меҳнати бемузде, ки дар мол таҷассум ёфтааст,* мебошанд, ва ҳамаи онҳо ба як андоза *аз ҳамин манбаъ ва танҳо аз як худи ҳамин манбаъ гирифта мешаванд.* Онҳо аз *замин,* чунон ки ҳаст, ва аз *капитал,* чунон ки ҳаст, ба вуҷуд намеоянд, аммо замин ва капитал ба моликони худ имконият медиҳанд, ки онҳо аз арзиши изофае, ки капиталисти соҳибкор аз коргар фушурда мегирад, ҳиссаҳои мувофиқе ба даст оваранд. Чунин масъалае, ки оё тамоми ин арзиши изофаро,— ки натиҷаи меҳнати изофа ё бемузди коргар аст,— капиталисти соҳибкор ба кисаи худаш мезанад ё ки ин капиталисти соҳибкор маҷбур аст баъзе қисмҳои онро бо номи рента ва процент ба шахсони сеюм бидиҳад,— ин масъала барои худи коргар чандон аҳамият надорад. Фарз кунем, ки капиталисти соҳибкор фақат аз капитали худаш истифода мебарад ва худаш соҳиби замини даркориаш мебошад. Дар ин маврид арзиши изофа комилан ба кисаи ӯ медаромад.

Сарфи назар аз он ки капиталисти соҳибкор кадом қисми арзиши изофаро дар охири охирон барои худаш нигоҳ дошта метавонад, маҳз вай аз коргар ин арзиши изофаро бевосита фушурда мегирад. Ба ҳамин тариқ, тамоми системаи меҳнати кироя, тамоми системаи ҳозираи истеҳсолот маҳз ба ҳамин муносибати байни капиталисти соҳибкор ва коргари кироя асос ёфтааст. Бинобар ин баъзе аз гражданинҳои иштироккунандаи музокираҳои мо дар чунин рафтори худ, ки вазъиятро мулоимтар карданӣ ва ин муносибати асосии байни капиталисти соҳибкор ва коргарро масъалаи ғайриасосӣ карда нишон доданӣ мешуданд, ҳақ набуданд; гарчанде чунин даъвои онҳо, ки дар шароити ҳозира зиёдшавии нархҳо ба манфиатҳои капиталисти соҳибкор, заминдор, капиталисти пулдор ва ҳатто ситонандаи андозҳо ба дараҷаи хеле гуногун таъсир карда метавонад, мегуфтанд, даъвои ҳаққонӣ буд.

Аз ин гуфтаҳоямон боз як хулоса мебарояд.

Он қисми арзиши мол, ки фақат аз арзиши ашьёи хом, машинаҳо, хулласи калом — аз арзиши воситаҳои истеъмолшудаи истеҳсолот иборат аст, асло *даромадро* ташкил намекунад, балки *фақат* ҷои *капиталро* пур мекунад. Аммо ҳатто агар ин масъаларо як сӯ гузорем ҳам, чунин даъво даъвои нодуруст аст, ки гӯё қисми дигари арзиши мол, ҳамон қисме, ки *даромадро ташкил мекунад,* ё дар шакли музди кор, фоида, рента, процент харҷ карда шуда метавонад, аз арзиши музди кор, арзиши рента, арзиши фоида ва ҳоказо *таркиб* меёфтааст. Мо аввал аз ин ҷо музди корро истисно менамоем ва фақат фоидаи саноатӣ, процент ва рентаро месанҷем. Мо навакак дидем, ки *арзиши изофае,* ки дар мол мавҷуд аст, ё он қисми арзиши мол, ки дар вай *меҳнати бемузд* таҷассум ёфтааст, худаш ба қисмҳои гуногуне, ки се номи дигар-дигар доранд, ҷудо мешавад. Вале арзиши ҳамин қисми мол ба воситаи

*ҷамъкунии арзишҳои мустақили ин се қисми таркибӣ ҳосил мешавад* ё *ташкил меёбад*, гуфтан тамоман нодуруст мебуд.

Агар яксоата меҳнат дар арзиши 6-пенсӣ таҷассум ёбад, агар рӯзи кори коргар 12 соатро ташкил кунад ва агар нисфи ин вақт аз меҳнати бемузд иборат бошад, дар он сурат ин меҳнати изофа ба мол *арзиши изофаи* 3-шиллингиро, яъне арзишеро ҳамроҳ мекунад, ки барояш ҳеҷ эквиваленте дода нашуда буд. Ҳамин арзиши изофаи 3-шиллингӣ *тамоми* он *фондеро* ташкил мекунад, ки онро капиталисти соҳибкор бо заминдор ва бо шахси қарздиҳандаи пул, аз рӯи ҳар таносубе ки бошад фарқ надорад, тақсим карда гирифта метавонад. Ҳамин арзиши 3-шиллингӣ ҳадди он арзишеро, ки онҳо дар байни худашон тақсим карда гирифта метавонанд, ташкил мекунад. Вале ин кор асло на он тавре ба амал меояд, ки гӯё худи капиталисти соҳибкор ба арзиши мол арзиши ихтиёриеро ба сифати фоидае барои худаш илова мекарда бошад, сонӣ ба болои он арзиши дигаре барои заминдор ва ҳоказо ҳисоб карда зам карда мешуда бошад, ва арзиши умумии мол аз ҳамин арзишҳои ба таври ихтиёрӣ муқаррар кардашуда таркиб меёфта бошад. Ба ҳамин тариқ, шумо тамоми нодурустии он тасаввуроти маъмулеро мебинед, ки вай ба се қисм *ҷудо шудани арзиши муайянро* бо *ҳосил шудани* ин арзиш аз ҷамъкунии се арзиши *мустақил* аралаш мекунад ва бо ҳамин роҳ арзиши якҷояеро, ки аз вай рента, фоида ва процент гирифта мешавад, ба бузургии ихтиёрие мубаддал менамояд.

Бигузор тамоми фоидаи аз тарафи капиталист реализацияшаванда ба 100 фунт стерлинг баробар бошад. Ҳамин суммаи фоидаро бузургии *мутлақ* ҳисоб карда, мо онро *массаи фоида* меномем. Вале агар мо таносуби ин 100 фунт стерлингро нисбат ба капитали сарф кардашуда ҳисоб карда бароварем, дар он сурат ин бузургии *нисбиро* мо *нормаи фоида* меномем. Равшан аст, ки ин нормаи фоида бо ду усул ифода шуда метавонад.

Фарз кунем, ки капитали *ба музди кор сарф кардашуда* 100 фунт стерлингро ташкил мекунад. Агар арзиши изофаи ба вуҷуд овардашуда ҳам ба 100 фунт стерлинг баробар бошад, пас ин нишон медиҳад, ки нисфи рӯзи кори коргар аз меҳнати *бемузд* иборат аст ва,— агар ин фоидаро бо арзиши капитали ба музди кор сарф кардашуда чен кунем,— мо мегӯем, ки *нормаи фоида* ба 100%



баробар аст, чунки арзиши сарф кардашуда ба 100, арзиши реализация кардашуда бошад ба 200 баробар аст.

Вале агар, аз тарафи дигар, мо на фақат капитали *ба музди кор сарф кардашударо*, балки *тамоми капитали* сарф кардашударо, фаразан 500 фунт стерлингро, ки аз он 400 фунт стерлинг арзиши ашьёи хом, машинаҳо ва ҳоказоро ташкил мекунад, ба назари эътибор гирем, дар он сурат хоҳем дид, ки *нормаи фоида* фақат ба 20% баробар аст, чунки фоида, ки 100 фунт стерлинг аст, фақат панҷьяки *тамоми* капитали сарф кардашударо ташкил мекунад.

Усули якуми ифода кардани нормаи фоида усули ягонаест, ки таносуби ҳақиқии байни меҳнати музднок ва бемуздро, дараҷаи ҳақиқии exploitation * меҳнатро (ба ман барои кор фармудани ин калимаи французӣ иҷозат диҳед) нишон медиҳад. Одатан усули дуюми ифода кардани нормаи фоида ба кор бурда мешавад, ва ин усул дар ҳақиқати ҳол барои баъзе мақсадҳо боб аст, дар ҳар ҳол барои пинҳон кардани он ки капиталист аз коргар меҳнати бепулро дар чӣ андоза фушурда мегирад, хеле қулай аст.

Дар мулоҳизаҳои минбаъдаи худ ман калимаи *фоидаро* барои ифода намудани тамоми массаи арзиши изофае, ки аз тарафи капиталист сиққонида гирифта мешавад, ба кор хоҳам бурд,— қатъи назар аз он ки ин арзиши изофа дар миёни шахсони гуногунтоифа чӣ гуна тақсим карда мешавад; дар ҳангоми ба кор бурдани ибораи *нормаи фоида* бошад ман ҳамеша фоидаро бо таносубе, ки вай нисбат ба арзиши капитали ба музди кор сарф кардашуда дорад, чен хоҳам кард.

## 12. Таносуби умумии байни фоида, музди кор ва нархҳо

Агар аз арзиши мол арзишеро, ки ҷои ашьёи хом ва дигар воситаҳои истеҳсолоти ба ин мол сарф кардашударо пур мекунад, тарҳ намоем, яъне агар арзишеро, ки меҳнати пештар дар мол бударо ифода мекунад, тарҳ намоем, дар он сурат қисми боқимондаи арзиши мол аз миқдори меҳнате иборат шуда мемонад, ки аз тарафи коргар дар процесси охирини истеҳсолот ҳамроҳ карда шуда-

* — истисмор. *Ред.*

аст. Агар ин коргар рӯзе 12 соат кор мекарда бошад, 12-соата меҳнати миёна бошад дар миқдори тиллое, ки ба 6 шиллинг баробар аст, таҷассум мегардад, дар он сурат ин арзиши ҳамроҳ кардашудаи 6-шиллингӣ *ягона* арзишест, ки меҳнати ин коргар ба вуҷуд овардааст. Ана ҳамин арзише, ки бо вақти кор муайян мегардад, ягона фондест, ки ҳам коргар ва ҳам капиталист ҳар кадоме бояд аз ин фонд қисми ё ҳиссаи худро гирифта истанд, ягона арзишест, ки бояд ба музди кор ва фоида тақсим карда шавад. Равшан аст, ки худи ин арзиш, дар миёни ин ду тараф аз рӯи ҳар чи хел таносуби гуногун тақсим шавад ҳам, тағьир намеёбад. Агар ба ҷои як коргар тамоми аҳолии коргарон ё ки ба ҷои як рӯзи кор, масалан, 12 миллион рӯзи кор гирифта шавад ҳам, ҳеҷ чизе тағьир намеёбад.

Азбаски капиталист ва коргар фақат ҳамин арзиши маҳдудро, яъне арзиши бо тамоми меҳнати коргар чешшавандаро дар байни худашон тақсим карда метавонанд, бинобар ин яке аз онҳо ҳар қадар бисьёртар гирад, дигаре ҳамон қадар камтар мегирад ва баръакс. Агар як миқдори муайяне дода шуда бошад, ба кадом андозае ки як қисми он кам шавад, қисми дигари он ҳамеша ба ҳамон андоза зиёд мешавад. Агар музди кор тағьир ёбад, фоида ба тарафи акси он тағьир меёбад Агар музди кор кам шавад, фоида зиёд мешавад; агар музди кор зиёд шавад, фоида кам мешавад. Агар коргар, чунон ки мо пештар фарз кардем, 3 шиллинг мегирифта бошад, ки ин ба нисфи арзиши ба вуҷуд овардаи ӯ баробар аст, яъне, ба иборан дигар гӯем, агар нисфи тамоми рӯзи кори ӯ аз меҳнати музднок ва нисфи дигараш аз меҳнати бемузд иборат бошад, дар он сурат *нормаи фоида* 100%-ро ташкил мекунад, чунки капиталист ҳам 3 шиллинг мегирад. Агар коргар фақат 2 шиллинг мегирифта бошад, ё ки барои худаш фақат $^1/_3$ қисми тамоми рӯз кор мекарда бошад, дар он сурат капиталист 4 шиллинг мегирад, ва нормаи фоида *200%-ро ташкил мекунад. Агар коргар 4* шиллинг мегирифта бошад, капиталист фақат 2 шиллинг мегирад, ва нормаи фоида то 50% фуромада мемонад. Вале ҳамаи ин тағьирьёбиҳо ба арзиши молҳо таъсир намекунанд. Пас маълум мешавад, ки зиёдшавии умумии музди кор ба пастшавии нормаи умумии фоида бурда мерасонд, аммо ба арзиши молҳо таъсир намекард.

Вале гарчанде арзишҳои молҳо,— ки нархҳои бозории молҳоро дар охири охирон ҳамин арзишҳо ба тартиб андохта меистанд,— фақат бо миқдорҳои якҷояи меҳнати дар онҳо фароҳамомада муайян гардида ва ба тақсимшавии ҳар кадоми ин гуна миқдор ба меҳнати музднок ва бемузд вобаста набошанд ҳам, аз ин ҷо ба ҳеҷ ваҷҳ чунин маъное намебарояд, ки арзишҳои молҳои ҷудогона ё гурӯҳи молҳое ки, масалан, дар зарфи 12 соат истеҳсол карда мешаванд, арзишҳои доимӣ шуда мемонда бошанд. *Миқдор*, ё массаи молҳое, ки дар зарфи вақти муайяни кор ё бо ёрии миқдори муайяни меҳнат истеҳсол карда шудаанд, ба *чанд вақт кашол ёфтан* ё давом кардани меҳнати истифодашаванда вобаста набуда, балки ба *қувваи истеҳсолкунандаи* меҳнати мазкур вобаста аст. Дар сурати дар як дараҷаи муайян будани қувваи истеҳсолкунандаи меҳнати ресмонрес дар зарфи рӯзи кори 12-соата, масалан, 12 қадоқ ресмон ресидан мумкин аст, аммо дар сурати пасттар будани дараҷаи қувваи истеҳсолкунанда фақат 2 қадоқ ресмон ресидан мумкин аст. Маълум мешавад, ки агар меҳнати 12-соатаи миёна дар арзиши 6-шиллингӣ таҷассум меёфта бошад, пас дар мавриди якум 12 қадоқ ресмон 6 шиллинг меистод, дар мавриди дуюм бошад 2 қадоқ ресмон ҳам 6 шиллинг меистод. Ба ҳамин тарик, дар мавриди якум 1 қадоқ ресмон — 6 пенс, дар мавриди дуюм бошад — 3 шиллинг меистод. Ин хел фарқи нархҳо натиҷаи фарқи қувваи истеҳсолкунандаи меҳнати истеъмолшаванда мебуд. Дар сурати бисьёртар будани қувваи истеҳсолкунанда дар як қадоқ ресмон 1-соата меҳнат таҷассум меёфт, ва ҳол он ки дар сурати камтар будани қувваи истеҳсолкунанда дар як қадоқ ресмон 6-соата меҳнат таҷассум меёфт. Дар мавриди якум, агарчи музди кор нисбатан баланд ва нормаи фоида паст бошад ҳам, нархи як қадоқ ресмон фақат ба 6 пенс баробар мебуд, вале дар мавриди дуюм, агарчи музди кор паст ва нормаи фоида баланд бошад ҳам, нархи 1 қадоқ ресмон ба 3 шиллинг баробар мебуд. Сабаби ин ҳол он аст, ки нархи як қадоқ ресмон бо *тамоми миқдори меҳнати* ба он *сарф кардашуда* муайян мегардад, на бо он *таносубе,* ки *тамоми ин миқдори меҳнат ба меҳнати музднок ва бемузд тақсим мешавад.* Он факте ки ман пештар зикр карда будам, яъне чунин факте, ки меҳнати сермузд метавонад молҳои арзон истеҳсол намояд, меҳнати каммузд бошад метавонад молҳои қимат истеҳсол намояд, бинобар ин акнун ба назар парадоксалӣ наменамояд. Ин факт фа-

қат ифодаи чунин қонуни умумиест, ки арзиши мол бо миқдори меҳнати ба он сарф кардашуда муайян мегардад ва ин миқдори меҳнат комилан ба қувваи истеҳсолкунандаи меҳнати истеъмолшаванда вобаста аст ва ба ин сабаб бо ҳар як тағйирёбии ҳосилнокии меҳнат тағйир меёбад.

### 13. Мавридҳои муҳимтарини мубориза барои зиёд кардани музди кор ва ё ба муқобили кам кардани он

Акнун мавридҳои муҳимтарини муборизаеро, ки барои зиёдкунии музди кор ва ё ба муқобили камкунии он бурда мешавад, бо тамоми ҷиддият аз назар мегузаронем.

1) Мо дидем, ки *арзиши қувваи коргарӣ*, ё, бо ибораи зиёдтар паҳншуда гӯем, *арзиши меҳнат*, бо арзиши воситаҳои зиндагӣ ё бо миқдори меҳнате, ки барои истеҳсол кардани онҳо даркор аст, муайян мегардад. Инак, агар дар як мамлакати муайян арзиши воситаҳои зиндагӣ, ки ба ҳисоби миёна ҳар рӯз коргар истеъмол менамояд, аз 6-соата меҳнат иборат буда ва дар 3 шиллинг ифода меёфта бошад, дар он сурат ба коргар, барои он ки эквиваленти таъминоти якрӯзаи худро истеҳсол намояд, рӯзе 6 соат кор кардан лозим аст. Агар тамоми рӯзи кор ба 12 соат баробар бошад, пас капиталист ба коргар 3 шиллинг дода, ба ӯ арзиши меҳнати ӯро адо кардагӣ мешавад. Нисфи рӯзи кор аз меҳнати бемузд иборат аст ва нормаи фоида ба 100% баробар аст. Аммо акнун фарз кунем, ки ба сабаби паст шудани ҳосилнокии меҳнат, барои истеҳсол намудани, фаразан, айни ҳамон миқдори маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бисьёр меҳнат сарф кардан даркор аст, дар натиҷаи ин нархи миқдори миёнаи воситаҳои зиндагӣ, ки ҳар рӯз коргар истеъмол менамояд, зиёд шуда аз 3 шиллинг ба 4 шиллинг мебарояд. Дар ин маврид *арзиши* меҳнат $1/3$ баробар, ё ки $33^1/_3\%$ меафзояд. Барои он ки эквиваленти таъминоти якрӯзаи коргар мувофиқи дараҷаи пештараи зиндагии ӯ истеҳсол карда шавад, 8-соата меҳнат даркор мешуд. Аз ин рӯ, меҳнати изофа кӯтоҳ шуда, аз 6 соат ба 4 соат мефуроянд, нормаи фоида бошад кам шуда, аз 100% ба 50% мефуроянд. Вале коргар бо талаб кардани зиёдкунии музди кор фақат ҳаминро талаб кардагӣ мешавад, ки ба ӯ *арзиши афзуншудаи меҳнаташро* бидиҳанд, айнан ба мисли он ки ҳар як молфурӯши дигар ҳам, дар ҳангоми афзудани хароҷоти молаш, барои дода шудани арзиши афзудаи моли худ талош менамояд. Агар музди кор зиёд карда нашавад ё ба қадре зиёд карда шавад, ки барои пур кардани ҷои арзиши афзуншудаи воситаҳои зиндагӣ нокифоя бошад, дар он сурат *нархи* меҳнат аз *арзиши меҳнат пасттар* мефуроянд ва дараҷаи зиндагонии коргар бад мешавад.



Аммо тағйирёбӣ ба тарафи акси ин ҳам ба амал омада метавонад. Ба сабаби афзоиш ёфтани ҳосилнокии меҳнат нархи айни ҳамон миқдори воситаҳои зиндагӣ, ки коргар ба ҳисоби миёна ҳар рӯз истеъмол менамояд, метавонад кам шуда, аз 3 шиллинг ба 2 шиллинг фуроянд, дигар хел карда гӯем, барои такроран истеҳсол намудани эквиваленти арзиши воситаҳои зиндагии ҳар рӯз истеъмолшаванда ба ҷои 6-соата рӯзи кор фақат 4 соат даркор мешавад. Коргар пештар ба 3 шиллинг чӣ қадар воситаҳои зиндагӣ мехарида бошад, акнун он миқдорро ба 2 шиллинг харида метавонад. *Арзиши меҳнат* ҳақиқатан кам мешуд, вале коргар дар шароити ин арзиши камшудаи меҳнат ҳам дар тасарруфи худ айни ҳамон миқдор мол медошт, ки пештар дошт. Дар ин маврид фоида зиёд шуда, аз 3 шиллинг ба 4 шиллинг мебароянд, нормаи фоида бошад, зиёд шуда, аз 100% ба 200% мебароянд. Агарчи дараҷаи мутлақи зиндагонии коргар дар ҳолати пештара мемонда бошад ҳам, музди кори *нисбии* ӯ ва дар баробари ҳамин *аҳволи нисбии ҷамъиятии* ӯ, аҳволи ӯ нисбат ба капиталист, бад мешуд. Коргар ба ин камшавии музди кори нисбӣ муқобилат нишон дода, бо ҳамин аз он чи, ки қувваҳои афзуншудаи истеҳсолкунандаи меҳнати худи ӯ ба вуҷуд меоваранд, ба худаш фақат ҳиссаи муайяне талаб кардагӣ ва барои дар зинапояи социалӣ фақат нигоҳ доштани аҳволи пештараи нисбии худ саъю кӯшиш кардагӣ мешуд. Чунончи, баъд аз бекор карда шудани қонунҳои оид ба ғалла фабрикантҳои англис ваъдаҳои пурдабдабаеро, ки худашон дар ҳангоми агитацияи зидди қонунҳои оид ба ғалла дода буданд, разилона поймол намуда, музди корро умуман 10% кам карданд. Муқобилати коргарон дар вақтҳои аввал бенатиҷа баромад, аммо баъд, бо тақозои вазъияте, ки дар бораи он ман ҳозир гап зада наметавонам, 10%-и аздастрафта аз сари нав ба даст даровард шуд.

2) *Арзиши* воситаҳои зиндагӣ, аз ин рӯ, *арзиши меҳнат* ҳам, метавонад тағьир наёфта монад, вале дар ин ҳол ба сабаби *тағьиръёбии пештар ба амаломадаи арзиши пул нархҳои пулии* ин воситаҳои зиндагӣ метавонанд тағьир ёбанд.

Ба туфайли кашф карда шудани конҳои бойтар ва ғайра чунин ҳоле метавонад ба миён ояд, ки истеҳсоли, масалан, 2 унция тилло аз меҳнате, ки пештар барои истеҳсоли 1 унция даркор буд, зиёдтар меҳнат талаб накунад. Дар ин маврид *арзиши* тилло нисфӣ, ё 50% кам мешавад. Акнун *арзиши меҳнат*, ҳамчунин *арзиши* ҳамаи молҳои дигар ҳам назар ба пештара бо *нархҳои пулии* дучанд зиёд ифода карда мешавад. Дувоздаҳсоата меҳнате, ки пештар дар 6 шиллинг ифода меёфт, акнун дар 12 шиллинг ифода меёбад. Агар музди кори коргар ба 6 шиллинг набаромада, балки пештара барин ба 3 шиллинг баробар шуда мондан гирад, дар он сурат *нархи пулии меҳнати* ӯ акнун фақат ба *нисфи арзиши меҳнати* ӯ баробар мешавад ва дараҷаи зиндагонии коргар бағоят паст шуда меравад. Ин ҳол дар чунин маврид ҳам каму беш ба амал меояд, ки агар музди кор зиёд шаваду вале ин зиёдшавӣ ба пастшавии арзиши тилло пурра мувофиқ наояд. Дар ин мисоле, ки мо аз назар гузаронида истодаем, на дар қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат, на дар таклиф ва талаб, на дар арзишҳои молҳо ҳеҷ чиз тағьир намеёбад. Ба ғайр аз *номҳои* пулии ин арзишҳо ҳеҷ чиз тағьир намеёбад. Дар ин гуна маврид коргар барои зиёдкунии мувофиқи музди кораш набояд талош кунад гуфтан, ин яъне чунин гуфтан аст, ки коргар бояд бо ҳамин қонеъ гардад, ки ба ӯ ба ҷои худи чиз бо номи чиз музд медиҳанд. Тамоми таърихи пешина исбот менамояд, ки ҳар боре, ки ин гуна беқурб шудани пул ба амал меояд, капиталистон дарҳол кӯшиш мекунанд, ки аз ин фурсати қулай барои фиребтани коргарон истифода баранд. Як мактаби хеле сершумори иқтисодчиён чунин даъво мекунад, ки дар натиҷаи кашф карда шудани конҳои нави тилло, дар натиҷаи бо усулҳои мукаммалтар кор кардан дар конҳои нуқра ва таъмин намудан бо симоби хеле арзонтар, арзиши металлҳои қиматбаҳо аз сари нав паст шудааст. Ин ҳол талаби зиёд кардани музди корро, ки ин талаб дар континент талаби умумии дар як вақт пайдошудае мебошад, эзоҳ дода метавонист.

3) То ҳол мо чунин мулоҳизаеро ба асос мегирифтем, ки *рӯзи кор* ҳадҳои муайяне дорад. Аммо рӯзи кор ба худии худ ҳадҳои доимӣ надорад. Майли доимии капитал иборат аз ин аст, ки вай рӯзи корро то ба дараҷаи давомдории интиҳоии аз ҷиҳати ҷисмонӣ имконпазири он дароз кунондани мешавад, зеро ба қадри зиёд шудани давомдории рӯзи кор меҳнати изофа, аз ин рӯ фоидаи аз он ҳосилшаванда ҳам афзоиш меёбад. Дарозтар кардани рӯзи кор ба капитал ҳар қадар зиёдтар муяссар гардад, миқдори ҳамон қадар бисьёртари меҳнати дигаронро вай аз они худ мекунад. Дар давоми асри XVII ва ҳатто ду сеяки аввали асри XVIII рӯзи кори 10-соата дар тамоми Англия рӯзи кори одатӣ буд. Дар вақти ҷанги зиддиякобинӣ [13], ки вай дар ҳақиқати ҳол ҷанги баронҳои Британия ба муқобили оммаи меҳнаткашони Британия буд, капитал бетартибиҳои худро аз ҳад мегузаронд ва рӯзи корро дарозтар карда, аз 10 соат ба 12, 14, 18 соат расонд. *Мальтус*, ки ин одамро дар ҳар ҳол ба нармдилии гирьяомез гумон бурдан мумкин нест, дар памфлети тақрибан дар соли 1815 нашршудаи худ гуфта буд, ки агар минбаъд ҳам аҳвол ҳамин хел давом кардан гирад, ҳаёти миллат аз беху бун футур меравад [14]. Якчанд сол пеш аз он ки машинаҳои нав ихтироъшуда дар ҳама ҷо ҷорӣ карда шаванд, тақрибан дар соли 1765, дар Англия бо сарлавҳаи *«Таҷрибаи оид ба саноат»* як памфлет пайдо шуда буд. Муаллифи беном * душмани ашаддии синфи коргар буда, дар бораи зарурати васеъ кардани ҳадҳои рӯзи кор суханпардозӣ мекунад. Ӯ барои ҳусули ин мақсад аз ҷумлаи воситаҳои дигар таъсис намудани *коргархонаҳоеро* [15] таклиф мекунад, ки онҳо аз рӯи гуфтан ӯ, бояд *«даҳшатхона»* бошанд. Пас ӯ барои ин *«даҳшатхонаҳо»* чӣ қадар давом кардани рӯзи корро таклиф менамояд? *Дувоздаҳ соат* давом кардани онро таклиф менамояд,— ки ин айнан ҳамон давомдории рӯзи кор аст, ки онро дар соли 1832 капиталистон, иқтисодчиён ва вазирон барои кӯдакони аз синни 12-сола хурд на фақат вақти кори дар ҳақиқати ҳол вуҷуддошта, балки ҳатто зарурӣ ҳам эълон карда буданд.

Коргар қуввай коргарии худро фурӯхта,— дар шароити системаи замони ҳозира бошад коргар ба кардани ин кор маҷбур аст,— бо ҳамин ба капиталист имконият медиҳад, ки вай ин қувваро кор фармояд, аммо дар ҳадди муайяни оқилонае кор фармояд. Коргар қуввай коргарии

* зоҳиран, Ҷ. Каннигем. *Ред.*

худро на барои хароб кардани он, балки барои саломат нигоҳ доштани он мефурӯшад,— дар ин ҷо мо фасурдашавии табиии ин қувваи коргариро як сӯ мегузорем. Вақте ки коргар қувваи коргарии худро бо арзиши якрӯза ё ҳафтаинаи он мефурӯшад, чунин дар назар дошта мешавад, ки ин қувваи коргарӣ дар як рӯз ё дар як ҳафта набояд 2-рӯза ё 2-ҳафтаина барин ин қадар сарф ва ин қадар фасурда карда шавад. Машинаи арзишаш 1000 фунт стерлингро гирем. Агар ин машина 10 сол хизмат мекарда бошад, дар он сурат вай ҳар сол ба арзиши молҳое, ки дар истеҳсолашон иштирок дорад, 100 фунт стерлинг ҳамроҳ мекунад. Агар вай 5 сол хизмат мекарда бошад, дар он сурат ба арзиши ин молҳо ҳар сол 200 фунт стерлинг зам мекунад. Дигар хел карда гӯем, арзиши фасурдашавии ҳарсолаи машина ба мӯҳлате, ки вай дар зарфи ин мӯҳлат кор фармуда мешавад, чаппа мутаносиб аст. Вале коргар маҳз дар ҳамин бобат аз машина фарқ мекунад. Фасурдашавии машинаҳо ба кор фармуда шуданашон пурра мувофиқ нест; аммо одам, назар ба он ки дар асоси фақат як худи маълумотҳои рақамии оид ба дарозтаркунии кори ӯ гумон кардан мумкин мебуд, ба дараҷаи хеле зиёдтар хароб мешавад.

Ҳангоме ки коргарон барои ба андозаи пештараи оқилонааш овардани рӯзи кор мубориза мебаранд, ё ки — ба сабаби қодир набуданашон ба он ки ба воситаи қонун рӯзи кори нормалӣ муқаррар кунонанд,— меҳнати аз ҳад берунро бо роҳи зиёдкунии музди кор пешгирӣ карданӣ мешаванд, бо роҳи чунон зиёдкуние, ки на фақат ба вақти иловагии аз коргарон фушурда гирифташаванда мутаносиб бошад, балки аз ин мутаносибӣ зиёд ҳам бошад,— онҳо бо ин фақат вазифаи худро нисбат ба худашон ва насли худашон ба ҷо меоваранд. Онҳо ба ғасбкуниҳои мустабидонаи капитал фақат ҳад мегузоранд. Вақт фазои инкишофи одам аст. Одаме, ки як дақиқа ҳам вақти холӣ надорад, одаме, ки тамоми умраш, ба ғайр аз танаффусҳое, ки ба сабаби эҳтиёҷоти соф ҷисмонӣ барои хоб, наҳорӣ ва ҳоказо ба амал меоянд, ба кори капиталист сарф мешавад,— ин хел одам аз ҳайвони боркаш ҳам пасттар аст. Ин хел одаме, ки аз ҷиҳати ҷисмонӣ бемадор ва аз ҷиҳати маънавӣ дағал шуда мондааст, фақат машинаест барои истеҳсол кардани сарвати дигарон. Ва ҳол он ки тамоми таърихи саноати ҳозира нишон медиҳад, ки капитал, агар ҷилаваш кашида нашавад, барои то



ба ин ҳолати таназзули интиҳоӣ расонидани тамоми синфи коргар сангдилона ва беамон кӯшиш хоҳад кард.

Капиталист рӯзи корро дарозтар карда, метавонад *музди кори баландтаре* диҳад, вале бо вуҷуди ин ба *арзиши меҳнат* бадтар ҳақ диҳад. Ин ҳол дар чунин мавриде ба амал меояд, ки зиёдкунии музди кор ба афзудани миқдори меҳнате, ки аз коргар фушурда гирифта мешавад ва ба харобшавии қувваи коргарӣ, ки дар натиҷаи ин фушурдагирӣ суръат меёбад, мувофиқ набошад. Капиталист ба ин бо роҳи дигар ҳам ноил шуда метавонад. Масалан, статистикҳои буржуазии англис ба шумо мегӯянд, ки музди кори миёнаи оилаҳои коргарие, ки дар фабрикаҳои Ланкашир кор мекунанд, зиёд шудааст. Дар айни ҳол онҳо ҳаминро аз хотир мебароваранд, ки акнун ба таги аробаи Ҷаҳарнавти[16] капитал на фақат марди калонсолро, ки сардори оила аст, балки зани ӯ ва балки се ё чор нафар фарзандони ӯро ҳам партофтаанд ва зиёдшавии музди кори умумии оила ба зиёдшавии миқдори умумии меҳнати изофае, ки аз оилаи коргарӣ кашида гирифта мешавад, мувофиқ намеояд.

Ҳатто дар сурати ҳадҳои муайяи доштани рӯзи кор, ки ин ҳадҳо дар вақти ҳозира дар ҳамаи соҳаҳои саноати ба қонунҳои фабрикӣ итоаткунанда вуҷуд доранд, зиёдкунии музди кор лоақал фақат барои ба дараҷаи пештара нигоҳ доштани *арзиши меҳнат* метавонад зарур шуда монад. Дар натиҷаи зиёд шудани *шиддатнокии* меҳнат одам мумкин аст маҷбур шавад дар 1 соат акнун он қадар қувваи ҳаётӣ сарф кунад, ки онро ӯ пештар дар 2 соат сарф мекард. Дар соҳаҳои саноати ба қонунҳои фабрикӣ итоаткунанда ин ҳол ҳозир бо роҳи тезонидани кори машинаҳо ва зиёд намудани миқдори машинаҳои корие, ки бо дасти як одам идора карда мешаванд, ба дараҷаи маълум ба амал оварда шудааст. Агар зиёдшавии шиддатнокии меҳнат ё массаи меҳнате, ки дар 1 соат сарф карда мешавад, ба кӯтоҳшавии давомдории рӯзи кор ба қадри даркорӣ мувофиқ бошад, дар ин сурат коргар аз ин кӯтоҳшавӣ ҳар чи бошад ҳам, нафъ мебинад. Аммо агар ин ҳад вайрон карда шуда бошад, коргар нафъи дар як шакл дидагиашро дар шакли дигар аз даст медиҳад, ва дар ин сурат 10-соата меҳнат метавонад барои ӯ ба ҳамон дараҷае, ки 12-соата меҳнати пештара буд, харобкунанда шавад. Коргар бо роҳи мубориза барои мувофиқи зиёдшавии шиддатнокии меҳнат зиёд кардани музди кор

ба ҳамин майли капитал муқобилат нишон дода, бо ин фақат ба муқобили беқурб шудани меҳнати худ ва нуқсондор шудани насли худ мубориза мебарад.

4) Ҳамаатон медонед, ки бо сабабҳое, ки ҳозир онҳоро эзоҳ додан ҳоҷат нест, истеҳсолоти капиталистӣ аз циклҳои муайяни даврагӣ мегузарад. Вай аз давраҳои оромӣ, ҷоннокшавии рӯзафзун, нашъунамо, барзиёдистеҳсолкунӣ, кризис ва касод мегузарад. Нархҳои бозории молҳо ва нормаҳои бозории фоида аз паси ҳамин давраҳо равон шуда, гоҳ аз дараҷаи миёнаи худ пасттар мефуроянд, гоҳе аз он баландтар мебароянд. Агар умуман тамоми циклро гирифта тафтиш намоед, шумо пайхас хоҳед кард, ки ҷои як фарққунии нархи бозорро фарққунии дигаре пур мекунад ва ба ҳисоби миёна, дар доираи тамоми цикл, нархҳои бозории молҳо бо арзишҳои онҳо ба тартиб андохта мешаванд. Дар давраҳои пастшавии нархҳои бозор ва дар давраҳои кризис ва касод коргар, агар ӯро аз истеҳсолот тамоман бароварда напартоянд, яқинан музди кори пасттар мегирад. Коргар барои фирефта нашуданаш ҳатто дар сурати ин гуна паст шуда рафтани нархҳои бозор ҳам бояд ба муқобили аз ҳад зиёд кам карда шудани музди кор бо капиталист мубориза барад. Агар дар вақти давраҳои нашъунамо, ки капиталистон фоидаи махсусан зиёд мегиранд, коргар барои зиёдкунии музди кор мубориза намебурд, дар он сурат ба ҳисоби миёна дар зарфи тамоми цикли саноатӣ ӯ ҳатто *музди кори миёнаи худро*, ё *арзиши* меҳнати худро гирифта наметавонист. Талаб кардани он ки коргаре, ки музди кораш дар давраҳои номусоиди цикл ногузир кам мешавад, бояд дар давраҳои мусоид аз баҳри пур кардани ҷои талафоти худ гузарад, талаби бағоят аҳмақона аст. Умуман *арзишҳои* ҳамаи молҳо фақат ба туфайли баробаршавии нархҳои бозории муттасилан тағьирьёбанда реализация карда мешаванд, ки ин баробаршавӣ дар натиҷаи калавишҳои муттасили таклиф ва талаб ба амал меояд. Дар асоси системаи замони ҳозира меҳнат ҳам, монанди молҳои дигар, фақат мол мебошад. Пас, меҳнат ҳам бояд айни ҳамон калавишҳоро аз сар гузаронад, ва *фақат дар* натиҷаи ҳамин калавишҳо нархи миёнаи ба арзиши меҳнат мувофиқеро ҳосил кардан мумкин аст. Меҳнатро аз як тараф мол ҳисоб кардан, аз тарафи дигар онро аз қонунҳое, ки нархҳои молҳоро ба тартиб меандозанд, берун гузоштан бемаънигӣ мебуд. Ғулом миқдори доимӣ ва муайяни воситаҳои зиндагиро гирифта меистад, коргари кироя бошад — намегирад. Коргар бояд дар як маврид дар роҳи зиёд кардани музди кор талош намояд, ақаллан фақат барои он ки дар мавриди дигар ҷои кам шудани музди корро бо ин пур кунад. Агар коргар иродаи капиталистро, амри капиталистро ҳамчун қонуни олии иқтисодӣ фармонбардорона қабул мекард, дар он сурат ба ӯ лозим меомад ҳамаи мусибатҳои ғуломиро аз сар гузаронад ва дар айни замон дар зиндагонии худ он таъминотеро, ки ғулом дорад, намедошт.

5) Дар ҳамаи мавридҳое, ки ман аз назар гузарондам,— ин мавридҳо бошанд аз 100 маврид 99-ро ташкил мекунанд,— мо дидем, ки мубориза барои зиёдкунии музди кор фақат аз паси тағьирьёбиҳои *пешина* равон аст, ин мубориза натиҷаи ногузири он тағьирьёбиҳоест, ки пештар дар ҳаҷми истеҳсолот, дар қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат, дар арзиши меҳнат, дар арзиши пул, дар давомдорӣ ё шиддатнокии меҳнате, ки фушурда гирифта мешавад, дар калавишҳои нархҳои бозор, ки аз боиси калавишҳои таклиф ва талаб ба амал омадаанд ва ба давраҳои гуногуни цикли саноатӣ мувофиқ меоянд, воқеъ шудаанд; хулласи калом, ин мубориза акси амалест, ки меҳнат ба амали пешинаи капитал нишон медиҳад. Модоме ки шумо мубориза барои зиёдкунии музди корро ба ҳамаи ин ҳолатҳо вобаста накарда месанҷед ва дар айни ҳол фақат тағьирьёбиҳои музди корро ба назар гирифта, ҳамаи тағьирьёбиҳои дигари ба онҳо сабабшавандаро аз хотир мебароред, бо ин коратон шумо заминаи сохтаро асос карда, ба хулосаҳои сохтае меоед.

### 14. Муборизаи байни капитал ва меҳнат ва натиҷаҳои он

1) Ман ҳаминро нишон додам, ки ба камкунии музди кор ҳар сари чанд вақт муқобилат нишон додани коргарон ва барои ба даст овардани зиёдкунии музди кор ҳар сари чанд вақт кӯшиш намудани онҳо бо системаи меҳнати кироя алоқаи канданашаванда дорад ва бо тақозои маҳз чунин факте ба амал меоянд, ки меҳнат ба мол баробар карда шудааст, ва аз ин рӯ, ба айни ҳамон қонунҳое, ки ҳаракати умумии нархҳоро идора мекунанд, тобеъ аст;

ман баъд нишон додам, ки зиёдкунии умумии музди кор боиси камшавии нормаи умумии фоида мегардад, вале на ба нархҳои миёнаи молҳо, на ба арзишҳои онҳо таъсир намекунад; акнун, ниҳоят, чунин саволе ба миён меояд: дар ин мубориза муттасиле, ки дар байни капитал ва меҳнат ба амал меояд, меҳнат то чӣ андоза муваффақият ба даст оварда метавонад?

Ман ба ин метавонистам бо хулосаи умумие ҷавоб гардонам ва гӯям, ки *нархи бозории* меҳнат, ба мисли ҳамаи молҳои дигар, ба муддати дароз ба *арзиши* он мувофиқат пайдо мекунад; аз ин рӯ, ба ҳамаи зиёдшавиҳо ва камшавиҳо нигоҳ накарда ва қатъи назар аз чӣ гуна амал кардани коргар, ӯ ба ҳисоби миёна фақат арзиши меҳнати худро мегирад, ин арзиш бошад, ба арзиши қувваи коргарӣ баробар меояд, ки он бо арзиши воситаҳои зиндагӣ, ки барои таъмин намудан ва такроран тавлид кардани ин қувваи коргарӣ заруранд, муайян карда мешавад; ин арзиши воситаҳои зиндагӣ бошад, дар навбати худ, бо миқдори меҳнате, ки барои истеҳсол кардани онҳо зарур аст, муайян мегардад.

Аммо баъзе хусусиятҳо *арзиши қувваи коргариро*, ё ки *арзиши меҳнатро*, аз арзиши ҳамаи молҳои дигар фарқ мекунонанд. Арзиши қувваи коргарӣ аз ду элемент таркиб меёбад: яке аз онҳо элементи соф ҷисмонӣ, дигаре — элементи таърихӣ ё иҷтимоӣ мебошад. *Ҳадди поёнии* арзиши қувваи коргарӣ бо элементи *ҷисмонӣ* муайян мегардад. Ин чунин маъно дорад, ки синфи коргар, барои он ки худро саломат нигоҳ дорад ва қувваҳояшро такроран барқарор намояд, барои он ки мавҷудияти ҷисмонии худро абадӣ гардонад, бояд воситаҳои зиндагии барои ҳаёт ва наслзиёдкунии худаш ҳатман зарурбударо гирифта истад. Аз ин рӯ, *арзиши* ҳамин воситаҳои зарури зиндагӣ ҳадди поёнии *арзиши меҳнатро* ташкил мекунад. Аз тарафи дигар, давомдории рӯзи кор ҳам ҳудуди интиҳоии худро дорад, гарчанде ки ин ҳудуд хеле ёзанда мебошад. Ҳадди баланди он ба қувваи ҷисмонии коргар вобаста аст. Агар сарфшавии ҳаррӯзаи қувваҳои ҳаётии коргар аз ҳадди муайяне гузарад, дар он сурат рӯз ба рӯз такрор кардани ин гуна шиддат номумкин шуда мемонад. Аммо, чунон ки ман гуфтам, ин ҳудудҳо хеле ёзанда мебошанд. Чи тавре ки дар сурати аз паси якдигар расида омадани як қатор наслҳои пурзӯр ва дарозумр бозори коргарӣ нағз таъмин мегардад, дар сурати тез-тез дигар шуда истодани наслҳои бемадор ва кӯтоҳумр ҳам вай ҳамон тавр нағз таъмин гардида метавонад.

Арзиши меҳнат, ба ғайр аз ин элементи соф ҷисмонӣ, дар ҳар як мамлакат бо *дараҷаи анъанавии зиндагӣ* муайян мегардад. Ин дараҷа на танҳо қонеъкунонии эҳтиёҷоти ҳаёти ҷисмониро, балки қонеъкунонии эҳтиёҷоти муайянеро ҳам дар бар мегирад, ки ин эҳтиёҷот ба туфайли шароити ҷамъиятие, ки одамон дар вай умр ба сар мебаранд ва тарбия мегиранд, ба вуҷуд омадааст. Дараҷаи зиндагии англисро ба дараҷаи зиндагии одами ирландӣ, дараҷаи зиндагии деҳқони немисро ба дараҷаи зиндагии деҳқони лифляндӣ баробар кардан мумкин аст. Дар бораи он роли калоне, ки аз ин ҷиҳат анъанаҳои таърихӣ ва одатҳои ҷамъиятӣ мебозанд, шумо аз *«Барзиёдии аҳолӣ»* ном асари *ҷаноби Торнтон* дониста метавонед, ки дар ин асар муаллиф нишон медиҳад, ки музди кори миёна дар округҳои гуногуни хоҷагии қишлоқи Англия, вобаста ба он ки оё ин округҳо аз ҳолати крепостной дар шароити каму беш мусоид баромада буданд ё не, ҳанӯз ҳам каму беш гуногун мебошад.

Ҳамин элементи таърихӣ — ё иҷтимоии ба арзиши меҳнат дохилшаванда метавонад васеъ ё кӯтоҳ шавад, ё ҳатто тамоман аз байн равад, ки дар натиҷа ба ғайр аз *ҳадди ҷисмонӣ* ҳеҷ чизе боқӣ намемонад. Дар вақти *ҷанги зиддиякобинӣ*, ки ин ҷанг — чунон ки андозхӯри исловнопазир ва дӯстдори вазифаҳои сермаоши каммеҳнат Ҷорҷ Роузи пирсол гуфта мегашт — барои аз ҳуҷуми французҳои пургуноҳ наҷот додани неъматҳои дини муқаддаси мо сар карда шуда буд, фермерҳои некдили англис, ки дар бораи онҳо мо дар яке аз маҷлисҳои пешинаамон ин қадар нармдилона сухан рондем, музди кори коргарони хоҷагии қишлоқро ҳатто *аз ҳамин минимуми соф ҷисмонӣ* ҳам кам карданд; ҷои норасоии воситаҳои зиндагии барои ҷисман нигоҳдории коргарон ва давомдиҳии насли онҳо зарурбударо бошад, ин фермерҳо аз фондҳои садақа дар асоси *қонунҳои оид ба камбағалон*[17] пур мекарданд. Ин як усули бисёр хуби ғулом гардонидани коргари кироя ва паупер гардонидани йомени мағрури Шекспир буд.

Агар шумо дараҷаи музди кор ё арзиши меҳнатро дар мамлакатҳои гуногун ё ки дар айни як мамлакат дар давраҳои гуногуни таърихӣ муқоиса намоед, шумо хоҳед дид, ки худи *арзиши меҳнат* бузургии доимӣ набуда, бал-

ки бузургии тағйирёбанда мебошад, вай ҳатто дар сурати тағйир наёфта мондани арзиши ҳамаи молҳои дигар ҳам тағйир ёфта меистад.

Ин гуна муқоисакунӣ ҳамчунин нишон медод, ки на фақат *нормаи бозории фоида*, балки *нормаи миёнаи* он ҳам тағйир ёфта меистад.

Вале дар хусуси *фоида* бошад, ҳеҷ як қонуне вуҷуд надорад, ки *минимуми* онро муайян намояд. Мо чигунагии ҳадди интиҳоии камшавии фоидаро гуфта наметавонем. Барои чӣ мо ин ҳадро муқаррар карда наметавонем? Чунки, агарчи мо *минимуми* музди корро муайян карда тавонем ҳам, аммо *максимуми* онро муайян карда наметавонем. Мо фақат ҳамин қадарашро гуфта метавонем, ки агар ҳадҳои рӯзи кор маълум бошанд, дар он сурат *максимуми фоида* ба *минимуми ҷисмонии музди кор* мувофиқ меояд, агар музди кор маълум бошад, дар он сурат *максимуми фоида* ба чунон дарозтаркунии рӯзи кор мувофиқ меояд, ки қувваи ҷисмонии коргар ба он имконият медода бошад. Ба ҳамин тариқ, ҳадҳои максимуми фоида дар минимуми ҷисмонии музди кор ва дар максимуми ҷисмонии рӯзи кор мебошанд. Равшан аст, ки дар миёни ин ҳар ду ҳадди *нормаи максималии фоида* мавҷуд будани хеле бисьёр вариацияҳо мумкин аст. Дараҷаи воқеии ин нормаи фоида фақат бо роҳи мубориэаи доимии байни капитал ва меҳнат муқаррар карда мешавад: капиталист доимо мекӯшад, ки музди корро кам карда, то максимуми ҷисмонии он расонад ва рӯзи корро дарозтар карда, то максимуми ҷисмонии он расонад, ва ҳол он ки коргар доимо ба тарафи акси ин фишор меоварад.

Дар ин ҷо гап дар масъалаи таносуби қувваҳои тарафҳои муборизакунанда мебошад.

2) Дар хусуси чи дар Англия, чи дар ҳамаи мамлакатҳои дигар *маҳдуд кардани рӯзи кор* бошад, ин маҳдудкунӣ ҳаргиз бе *дахолати қонун* муқаррар карда намешуд, ин дахолат бошад ҳаргиз бе фишори доимии коргарон ба амал намеомад. Дар ҳар ҳол маҳдудкунии рӯзи корро ҳаргиз бо роҳи созишҳои хусусии байни коргарон ва капиталистон ба даст даровардан мумкин набуд. Худи ҳамин зарурати *амалиёти умумии сиёсӣ* далели он аст, ки капитал дар амалиёти соф иқтисодии худ тарафи пурзӯртар мебошад.

Дар хусуси *ҳадҳои арзиши меҳнат* бошад, муқаррар-кунии ҳақиқии онҳо ҳамеша ба таклиф ва талаб вобаста



аст. Ман дар бораи ба меҳнат талаб доштани капитал ва дар бораи меҳнатро таклиф кардани коргарон гап зада истодаам. Дар мамлакатҳои мустамликавӣ қонуни таклиф ва талаб ба коргар мусоидат мекунад. Сабаби дар Штатҳои Муттаҳида нисбатан баланд будани дараҷаи музди кор ана ҳамин аст. Дар он ҷо капитал ҳар қадар кӯшиш кунад ҳам, ба чунин ҳолат мамониат карда наметавонад, ки бозори меҳнат дар натиҷаи ба деҳқонони соҳибихтиёри мустақил ҳамеша табдил ёфта истодани коргарони кироя доимо холӣ мемонад. Барои қисми хеле зиёди халқи Америка вазъияти коргари кироя фақат як ҳолати гузариш мебошад, ки коргар умед дорад, дар муддати каму беш кӯтоҳе яқинан аз ин ҳолат бароянд. Ҳукумати Британия, ки падарвор боилтифот аст, барои он ки дар мустамликаҳо ин аҳволро ислоҳ намояд, чанд вақт боз аз рӯи ба ном назарияи ҳозиразамони мустамликакунӣ амал мекунад, ин назария аз он иборат аст, ки ба замини мустамликаҳо ба таври сунъӣ нархи баланд таъин карда мешавад, то ки ба хеле тез ба деҳқонони мустақил табдил ёфтани коргарони кироя мамониат расонида шавад.

Аммо ба мамлакатҳои кӯҳнаи мутамаддин гузарем, ки дар онҳо капитал бар тамоми процесси истеҳсолот ҳукмронӣ мекунад. Масалан, дар Англия дар муддати аз соли 1849 то соли 1859 зиёд шудани музди кори коргарони хоҷагии қишлоқро гиред. Оқибатҳои ин зиёдшавӣ чӣ гуна буданд? Фермерҳо арзиши гандумро зиёд карда натавонистанд, ва ҳол он ки мувофиқи маслиҳати дӯстамон Уэстон ҳамин тавр карданашон лозим буд; онҳо ҳатто нархҳои бозории гандумро зиёд карда натавонистанд. Баръакс, онҳо маҷбур шуданд, ки ба камшавии нархҳои гандум тан диҳанд. Вале дар зарфи ин 11 сол онҳо ҳар гуна машинаҳоро ба кор андохтанд, методҳои илмитарро татбиқ мекардагӣ шуданд, як қисми замини корамро ба чарогоҳ табдил доданд, ҳаҷми фермаҳо ва дар баробари он ҳаҷми истеҳсолотро ҳам зиёд карданд ва бо ёрии ҳамин тадбирҳо ва инчунин тадбирҳои дигаре, ки қувваи истеҳсолкунандаи меҳнатро зиёд карданд, талабро ба меҳнат кам карда, аз сари нав ба он муваффақ гардиданд, ки аҳолии қишлоқ нисбатан барзиёд шуда монд. Он методе ҳам, ки капитал дар мамлакатҳои кӯҳнаи кайҳо боз маскунгардида дар ҷавоби зиёдшавии музди кор зудтар ё оҳистатар ба кор мебарад, умуман ҳамин гуна аст. Рикардо барҳақ гуфтааст, ки машина доимо бо меҳ-

нат рақобат мекунад ва аксар вақт фақат дар сурати ба дараҷаи муайян расидани нархи меҳнат метавонад ба кор андохта шавад[18]; аммо кор фармудани машинаҳо фақат яке аз бисьёр методҳои зиёд кардани қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат мебошад. Айни ҳамон тараққиёте, ки, аз як тараф, меҳнати оддиро нисбатан барзиёд карда мемонад, аз тарафи дигар, меҳнати ихтисосталаброро соддатар карда, ба ҳамин тариқ онро беқурб мегардонад.

Худи ҳамин қонун дар шакли дигар ҳам ба амал гузаронида мешавад. Дар натиҷаи тараққӣ ёфтани қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат, ҳатто ба дараҷаи нисбатан баланди музди кор нигоҳ накарда ғункунии капитал суръатнок мегардад. Аз ин ҷо чунин хулоса баровардан мумкин мебуд, ки ин ғункунии суръатноки капитал бояд паллаи тарозуро ба нафъи коргар зер кунад, зеро ин ғункунӣ торафт афзун шудани талабро ба меҳнати ӯ таъмин менамояд,— *А. Смит*, ки дар замони вай саноати ҳозира фақат акнун месабзид, маҳз ба ҳамин хел хулоса омада буд. Бисьёре аз муаллифони замони ҳозира ба ин ақида шарик шуда, аз чунин ҳол тааҷҷуб мекунанд, ки агарчи капитали англис дар зарфи 20 соли охир, назар ба аҳолии Англия, хеле босуръаттар афзуда бошад ҳам, музди кор чандон зиёд нашудааст. Вале дар баробари пешрафти ғункунӣ *дар сохти капитал тағьирьёбии торафтафзоянда* ба амал меояд. Он қисми тамоми капитал, ки аз капитали доимӣ — машинаҳо, ашьёи хом, ҳар гуна воситаҳои истеҳсолот — иборат аст, назар ба қисми дигари капитал, ки ба музди кор, ё ба харидни меҳнат сарф карда мешавад, бештар афзоиш меёбад. Ин қонун аз тарафи ҷаноби Бартон, Рикардо, Сисмонди, профессор Ричард Ҷонс, профессор Рамсей, Шербюлье ва дигарон каму беш саҳеҳ муқаррар карда шуда буд.

Агар таносуби аввалаи ин-ду қисми таркибии капитал як бар як бошад, дар сурати тараққии минбаъдаи саноат ин таносуб 5 бар 1 хоҳад шуд ва ҳоказо. Агар тамоми капитал 600 воҳид буда, 300-и он ба асбоб, ашьёи хом ва ғайра ва 300-и он ба музди кор сарф карда мешуда бошад, дар он сурат барои он ки ба ҷои 300 ба 600 коргар талаб ба вуҷуд оварда шавад, тамоми капиталро дучанд зиёд кардан лозим аст. Аммо агар тамоми капитал 600 воҳид буда, 500-и он минбаъд ба машинаҳо, материалҳо ва ғайра ва фақат 100-и он ба музди кор сарф карда мешуда бошад, дар он сурат барои он ки ба ҷои 300 ба 600



коргар талаб ба вуҷуд оварда шавад, худи ҳамин капитал бояд аз 600 то 3600 афзоиш ёбад. Бинобар ин дар рафти тараққии саноат талаб ба меҳнат бо ғункунии капитал баробар пеш намеравад. Дуруст аст, ки ин талаб афзоиш меёбад, вале таносуби афзоиши он назар ба афзоиши тамоми капитал доимо кам мешавад.

Ҳамин қайдҳои каме кифоя аст барои нишон додани он, ки худи тараққии саноати ҳозиразамон бояд паллаи тарозуро торафт зиёдтар ба нафъи капиталист ва бар зарари коргар зер кунад ва, аз ин рӯ, майли умумии истеҳсолоти капиталистӣ ба сӯи баланд кардани дараҷаи миёнаи музди кор не, балки ба сӯи паст кардани он мебарад, яъне *арзиши меҳнатро* ба дараҷаи бештар ё камтар то ба *ҳадди минималии* он фуроварда мемонад. Аммо агар *вазъият* дар системаи ҳозиразамон ҳамин гуна майл дошта бошад, пас оё ин чунин маъно дорад, ки синфи коргар бояд аз муборизаи зидди таҷовузҳои ғоратгаронаи капитал даст кашад ва кӯшишҳои худро дар роҳи истифода бурдан аз имкониятҳои мусоид барои муваққатан беҳтар кардани аҳволи худ бас кунад? Агар коргарон ҳамин тавр рафтор мекарданд, онҳо ба тӯдаи камбағалони рӯҳан вайроншудаи аз роҳи наҷот маҳруммонда табдил меёфтанд. Умедворам, ман ҳаминро нишон дода тавонистам, ки муборизае, ки коргарон барои дараҷаи музди кор мебаранд, бо тамоми системаи меҳнати кироя алоқаи кандапашаванда дорад, саъю кӯшиши коргарон дар роҳи зиёд кардани музди кор аз 100 маврид дар 99 маврид фақат ҷидду ҷаҳде барои нигоҳ доштани пардохти мавҷудаи арзиши меҳнат мебошад ва зарурати бо капиталистон барои нархи меҳнат мубориза бурдани коргарон аз худи аҳволи коргарон сар зада мебароянд, ки ин аҳволашон онҳоро маҷбур мекунад худашонро ба мисли мол фурӯшанд. Агар коргарон дар задухӯрдҳои ҳаррӯзае, ки дар миёни онҳо ва капитал ба амал омада меистад, буздилона гузашт мекарданд, онҳо қобилияти сар кардани ягон ҳаракати васеътарро бешубҳа гум карда мемонданд.

Дар баробари ҳамин, ҳатто дар сурати тамоман як сӯ гузоштани ғуломкунии умумии коргарон, ки ин ғуломкунӣ бо системаи меҳнати кироя вобаста аст, синфи коргар натиҷаҳои вопасини ин муборизаи ҳаррӯзаро набояд муболиға кунад. Ӯ набояд аз хотир барорад, ки дар ин муборизаи ҳаррӯза ӯ фақат бар зидди оқибатҳо мубориза мебарад, на ин ки бар зидди сабабҳое, ки ин оқибатҳоро

ба миён меоваранд; ӯ фақат ҳаракати пастравиро бозмедорад, аммо самти ин ҳаракатро тағьир намедиҳад; ӯ фақат илоҷҳои муваққатиро ба кор мебарад, вале дардро муолиҷа намекунад. Бинобар ин коргарон фақат бо ин задухӯрдҳои ногузири партизанӣ, ки ба туфайли ҳуҷуми ҳеҷ гоҳ хотиманаёбандаи капитал ва ё ба туфайли тағьирьёбиҳои бозор доимо ба миён омада меистанд, набояд маҳдуд шаванд. Коргарон бояд ҳаминро фаҳманд, ки системаи ҳозиразамон бо худаш ҳар қадар қашшоқӣ оварад ҳам, дар баробари ин *шароитҳои моддӣ* ва *шаклҳои ҷамъияти* барои аздигарсозии иқтисодии ҷамъият зарурбударо ҳам ба вуҷуд меоварад. Коргарон бояд бар рӯи байроқи худ ба ҷои: *«Барои рӯзи кори одилона музди кори одилона дода шавад!»* гуфтанӣ шиори *консервативӣ*, *«Системаи меҳнати кироярo барҳам диҳем!»* гуфтанӣ шиори революциониро бинависанд.

Баъд аз ин гуна баёни хеле дуру дароз ва, шояд, зиқкунанда, ки ба ин баёнкунӣ ман ба хотири равшан кардани масъалаи асосӣ маҷбур шудаам, маърӯзаамро бо таклиф намудани резолюцияи зерин ба анҷом мерасонам:

1) Баландкунии умумии дараҷаи музди кор боиси пастшавии нормаи умумии фоида мегардид, вале умуман ба нархҳои молҳо таъсир намерасонд.

2) Майли умумии истеҳсолоти капиталистӣ боиси баланд шудани дараҷаи миёнаи музди кор не, балки боиси кам шудани он мегардад.

3) Тред-юнионҳо ба сифати марказҳои муқобилаткунӣ ба ҳуҷуми капитал муваффақиятнок амал мекунанд. Онҳо ба сабаби аз қувваи худ нодуруст истифода бурданашон қисман ба нобарорӣ дучор меоянд. Умуман гӯем, онҳо ба бемуваффақиятӣ дучор мешаванд, чунки бо муборизаи партизании зидди оқибатҳои системаи мавҷуд маҳдуд мешаванд, ба ҷои он ки дар айни вақт ба тағьир додани ин система бикӯшанд, ба ҷои он ки барои қатъиян озод кардани сифати коргар, яъне қатъиян барҳам додани системаи меҳнати кироя аз қувваҳои муташаккили худ ба сифати фишанге истифода баранд.

*Аз тарафи К. Маркс дар охири моҳи май — 27 июни соли 1865 навишта шудааст*
*Бори аввал соли 1898 дар Лондон дар шакли китобчаи алоҳида чоп шудааст*

*Аз рӯи матни Асарҳои мунтахаби сеҷилдаи К. Маркс ва Ф. Энгельс, М., 1979, саҳ. 28—80 чоп мешавад*

## ЭЗОҲОТ

[1] Ин асар матни маърӯзае мебошад, ки Маркс дар маҷлисҳои Совети Генералӣ моҳи июни соли 1865 хондааст. Маркс дар ин маърӯза аввалин бор асосҳои назарияи худ, назарияи арзиши изофаро ба таври оммавӣ баён кард. Маърӯза бевосита ба муқобили ақидаҳои ғалати аъзои Интернационал Уэстон, ки даъво мекард, ки зиёдшавии музди кор вазъияти коргаронро беҳтар карда наметавонад ва фаъолияти тред-юнионҳоро фаъолияти зарарнок донистан лозим аст, нигаронда шуда, дар айни замон ба прудончиён ва ҳамчунин ба лассальчиён, ки ба муборизаи иқтисодии коргарон ва ба иттифоқҳои касаба муносибати манфӣ доштанд, зарба мезад. Маркс дар ин маърӯза ба чунин таблиғ, ки пролетарҳо дар пеши капитали онҳоро истисморкунанда пассив ва фурӯтан бошанд, қатъиян муқобил баромада, роль ва аҳамияти муборизаи иқтисодии коргаронро аз ҷиҳати назариявӣ асоснок менамояд ва зарурати ба мақсади ниҳоии пролетариат — барҳам додани системаи меҳнати кироя тобеъ кунондани ин муборизаро таъкид менамояд. Матни маърӯза дар шакли дастнависи Маркс боқӣ мондааст. Маърӯзаро бори аввал духтари Маркс Элеонора зери сарлавҳаи «Value price and profit» («Арзиш, нарх ва фоида») бо сарсухани Э. Эвелинг соли 1898 дар Лондон чоп кунонда буд. Муқаддима ва шаш параграфи аввали дастнавис сарлавҳа надоштанд, ба онҳо Эвелинг сарлавҳа гузоштааст. Дар ин нашр ҳаман ин сарлавҳаҳо, ба ғайр аз сарлавҳаи умумӣ, нигоҳ дошта шудаанд.— 1.

[2] Ба ҷои конгрессе, ки даъвати он мувофиқи «Устави муваққатӣ» соли 1865 дар Брюссель пешбинӣ шуда буд, соли 1865 дар Лондон конференцияи пешакӣ даъват карда шуд.—3.

[3] Муборизаи синфи коргар барои қонунан бо даҳ соат маҳдуд кардани рӯзи кор дар Англия аз охири асри XVIII давом карда, аз ибтидои солҳои 30-юми қарни XIX оммаҳои васеи пролетариатро дар бар гирифт.

Қонун дар бораи рӯзи кори даҳсоата, ки фақат нисбат ба наврасону занон ҷорӣ карда мешуд, аз тарафи парламент 8 июни соли 1847 қабул карда шуд. Аммо бисьёр соҳибони фабрика амалан ин қонунро инкор мекарданд.—12.

[4] Дар даврари революцияи буржуазии Франция Конвенти якобинчиён дар солҳои 1793 ва 1794 ба як қатор чизҳои заруртарин

дар баробари музди кори қатъии максималӣ нархҳои қатъии максималӣ муқаррар карда буд.— 12.

[5] *Ассоциатсияи Британии мададрасонӣ ба инкишофи илм* соли 1831 таъсис ёфта, то ҳол вуҷуд дорад. Маркс нутқи У. Ньюмарчро (дар навишти фамилияи ӯ Маркс ба саҳв роҳ додааст), ки дар маҷлиси секцияи иқтисодии Ассоциатсия моҳи сентябри соли 1861 эрод кардааст, дар назар дорад.—13.

[6] Ниг.: Owen R. Observations on the Effect of the Manufacturing System. London, 1817, p. 76 (Оуэн Р. Мулоҳизаҳо дар бораи таъсири системаи саноатӣ. Лондон, 1817, саҳ. 76).—13.

[7] Сухан дар бораи Ҷанги Қрим солҳои 1853—1856 меравад.—14.

[8] Дар миёнаи асри XIX дар авҷ гирифтани вайронкунии умумии манзилҳо дар деҳот он ҳолат роли муайяне бозид, ки ҳаҷми андози ба фоидаи камбағалон медодагии заминдорон ба дараҷаи зиёд ба шумораи камбағалоне, ки дар замини ӯ зиндагӣ мекарданд, вобаста буд. Заминдорон биноҳоеро, ки ба худашон даркор набуда, вале барои аҳолии «барзиёди» деҳот паноҳгоҳ шуда метавонистанд, қасдан хароб мекарданд. (Дар ин бобат дар Асарҳои Маркс К., Энгельс Ф., нашри 2-юм, ҷилди 23, саҳ. 686—705 муфассалан зикр шудааст).—15.

[9] *Ҷамъияти санъат ва ҳунармандӣ* (Society of Arts) — ҷамъияти буржуазии равшаннамой ва филантропӣ, ки дар соли 1754 дар Лондон таъсис шуда буд. Реферати номбурдаро писари Ҷон Мортон — Ҷон Чалмерс Мортон хонда буд.—15.

[10] Ба ном *қонунҳои оид ба ғалла*, ки аз хориҷа овардани ғалларо маҳдуд ё ки манъ мекарданд, дар Англия ба манфиати заминдорон-лендлордҳои калон ҷорӣ карда шуда буданд. Дар соли 1838 фабрикадорони Манчестер Кобден ва Брайт Лигаи зидди қонунҳои оид ба ғалларо таъсис доданд. Лига талаби озодии пурраи савдоро ба миён гузошта, мекӯшид, ки ба мақсади кам кардани музди кори коргарон ва суст намудани мавқеъҳои иқтисодӣ ва сиёсии аристократияи заминдор қонунҳои оид ба ғалларо бекор кунад. Дар натиҷаи ин мубориза дар соли 1846 дар бораи бекор карда шудани қонунҳои оид ба ғалла билль (лоиҳаи қонун) қабул карда шуд, ки он ғалабаи буржуазияи саноатиро бар аристократияи заминдор ифода менамуд.—15.

[11] *Ҷанги гражданӣ дар Америка* (1861—1865) дар байни штатҳои саноатии Шимол ва штатҳои ғуломдории Ҷануб, ки исьён бардошта буданд, бурда мешуд. Синфи коргари Англия ба сиёсати буржуазияи англис, ки плантатсиядорони ғуломдорро дастгирӣ менамуд, муқобил баромада, роҳ надод, ки Англия ба Ҷанги гражданӣ дар ШМА даxолат кунад.—16.

[12] Smith A. An Inquiry into the Nature and Causes of the Wealth of Nations. Edinburgh, 1814, Vol. I, p. 93 (Смит А. Тадқиқот дар бораи табиату сабабҳои сарвати халқҳо. Эдинбург, 1814, ҷилди 1, саҳ. 93.—35.

[13] Сухан аз ҷангҳое меравад, ки Англия дар даврaи революцияи буржуазии Франсияи охири асри XVIII ба муқобили Франсия мебурд. Дар солҳои ин ҷангҳо ҳукумати Англия дар мамлакати худ бар зидди оммаи меҳнаткашон режими золимонаи террор муқаррар карда буд. Аз ҷумла дар ин давра як қатор ошӯбҳои халқӣ фурӯ нишонда ва қонунҳои манъкунандаи иттифоқҳои коргарон қабул карда шуда буданд.—55.

[14] К. Маркс памфлети Мальтусро бо номи «An Inquiry into the Nature and Progress of Rent, and the Principles by which it is regulated». London, 1815 (Тадқиқот дар бораи табиат ва афзоиши рента ва пиҷуиҳи дар хусуси принсипҳои ба тартибоварандаи он». Лондон, 1815 дар назар дорад.—55.

[15] *Коргархонаҳо* дар Англия дар асри XVII ҷорӣ карда шуда буданд; мувофиқи «қонунҳои оид ба камбағалон», ки соли 1834 қабул гардида буд, коргархонаҳо ба ягона шакли кӯмакрасонӣ ба камбағалон табдил меёфтанд; коргархонаҳо дорои режими маҳбусонаи каторгагӣ буда, дар байни халқ «бастилияҳо барои камбағалон» номида мешуданд.—55.

[16] *Ҷаҳарнавт* (Ҷаҳаннатха) — яке аз мазҳарҳои худои ҳиндуҳои Вишну. Коҳинони маъбади Ҷаҳарнавт аз зиёрати умумӣ даромади бисёр мегирифтанд (дар ин ҳол фоҳишагии занони рақоса — баядеркаҳо, ки дар назди маъбад мезистанд, ташвиқ карда мешуд). Маросими парастиши Ҷаҳарнавт хеле бо дабдаба, ҳамчунин бо изҳори таассуби беиниҳояти динӣ мегузашт, ки ин таассуб дар худазобдиҳӣ ва худкушии диндорон зуҳур меёфт. Дар рӯзҳои идҳои калон баъзе аз онҳо худро ба зери чархи аробае, ки дар он расми Вишну-Ҷаҳарнавтро мебурданд, меандохтанд.—57.

[17] *Мувофиқи қонунҳои оид ба камбағалон*, ки дар Англия аз асри XVI ҷорӣ буданд, аз ҳар қавми калисо ба фоидаи камбағалон андози махсус гирифта мешуд; он сокинони маҳаллаи қавм, ки худашон ва оилаашонро таъмин карда наметавонистанд, аз кассаи ёрӣ ба камбағалон садақа мегирифтанд.—61.

[18] Ricardo D. On the Principles of Political Economy, and Taxation. London, 1821, p. 479 (Рикардо Д. Дар бораи асосҳои иқтисоди сиёсӣ ва андозандозӣ. Лондон, 1821, саҳ. 479).—64.

# ФЕҲРАСТИ НОМҲО

МУНДАРИЧА




*Карл Маркс*

**ЗАРАБОТНАЯ ПЛАТА, ЦЕНА И ПРИБЫЛЬ**

(на таджикском языке)

Муҳаррир *Ҳ. Ахрорӣ*

Муҳаррири техникӣ *М. Саидова*

Мусаҳҳеҳ *И. Ҳамроев*

Б И 535

Ба матбаа 09. 07. 84 супурда шуд. Ба чоп 07. 01. 85 имзо шуд. Формати 84×108¹/₃₂. Коғази № 2. Гарнитураи нави муқаррарӣ. Чопи баланд. Ҷузъи чопии шартӣ 3,38. Ҷузъи рангаи шартӣ 3,09. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 3,82. Адади нашр 3000. Супориши № 831. Нархаш 10 тин.

Нашриёти «Ирфон», кӯчаи Айнӣ, 126.

Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб

Кӯчаи Айнӣ, 126.